

СУРАИ "МУЪМИНУН"
АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
ДОРОИ ЯКСАДУ ҲАЖДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Дар ин сура имон, ҳақиқат, самара, фарҷоми хилофкорӣ бо он ва мазаммати кофирон ёд шудааст. Аз ин рӯ, бо растагории аҳли имон ва растагор нагаштани кофирон шурӯъ шудааст.

**Тафсир:**

(1) Бешак, бандагони боимони мувофиқ ба шариат амалкунанда бо ҳосил сохтани ҷаннат ва наҷот аз дӯзах растагор гардида, ба орзӯяшон мерасанд,-

(2) касоне, ки дар намозашон фурӯтан, аъзои баданашон ором ва қалбашон аз саргармиҳо холист-

(3) ва касоне, ки аз ботилу беҳудагӣ ва сухану кори олудаи маъсият рӯй мегардонанд-

(4) ва касоне, ки барои поксозии нафс аз сифатҳои бад ва поксозии мол закоташонро медиҳанд-

(5) ва касоне, ки шармгоҳашонро бо дур нигоҳ доштани он аз зино, ливотагарӣ ва амалҳои фаҳш нигоҳ дошта, покдоманӣ мекунанд-

(6) ҷуз аз ҳамсарон ва канизони худ, зеро онҳо бо баҳра бардоштан аз ҳамбистарии ҳамсарону канизонашон маломат намешаванд,-

(7) пас ҳар ки аз ғайри ҳамсарон ва канизонаш баҳра бурдан хоҳад, вай бо тарки ҳалол ва дастдарозӣ ба ҳаром аз марзҳои гузоштаи Аллоҳ (ҷ) гузаштааст-

(8) ва касоне, ки нигаҳдорандаи амонатҳои Худову бандагон ва аҳди хешанд, амонат ва аҳдро зоеъ намесозанд, балки ба он вафо мекунанд-

(9) ва касоне, ки намозҳояшонро бо адои он дар вақтҳои муайян ва риояи фарзу воҷибу суннатҳояш пайваста ба ҷо меоранд.

(10) Ин ҷамоаи тавсифшуда меросбарони ҳақиқӣ ҳастанд,-

(11) касонеанд, ки болотарин мақоми ҷаннатро ба мерос мебаранд, онҳо дар ҷаннат абадӣ монда, роҳаташон қатъ намешавад.

(12) Ва ба дурустӣ ки Мо Падари башарият Одамро аз ширaи гил халқ кардем.

(13) Сипас фарзандонашро насл ба насл аз оби мание, ки то вақти таваллуд дар бачадони зан қарор мегирад, офаридем.

(14) Сипас баъди оби нутфаи бачадон хуни бастаи сурх офаридем, пас он хуни бастаро мисли қитъаи гӯшти хоидашуда гардонидем, пас аз он гӯштпора устухонҳои сахт халқ намудем, пас ба он устухонҳо гӯшт пӯшонидем, сипас ӯро бо дамидани рӯҳаш ва баровардан ба дунё махлуқи дигаре падид овардем. Пас Боазамату Воломақом аст Аллоҳи беҳтарини созандагон.

(15) Сипас эй мардум, шумо баъд аз сипарӣ кардани марҳилаҳои мазкур ва анҷом ёфтани мӯҳлати зиндагии хеш мемиред.

(16) Сипас баъди марг рӯзи қиёмат ҳатман дубора барои бозпурсӣ ва гирифтани подош барангехта мешавед.

(17) Ва ба дурустӣ ки Мо болои шумо мардум ҳафт табақ осмонро офаридем ва Мо аз офаридаҳои Хеш ғофилу онҳоро фаромӯшсозанда набудем ва нестем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Растагорӣ ва расидан ба орзӯи ҳақиқӣ сабабҳои гуногун дорад, ки шинохтан ва барои он талош намудан зарур мебошад;

2.Тадриҷ дар офаридани мавҷудот ва муқаррар сохтани аҳком аз қонунҳои илоҳӣ аст;

3.Илми Парвардигор тамоми мавҷудотро иҳота кардааст.

وَأَنزَلْنَا مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءَۢ بِقَدَرٍ فَأَسْكَنَّٰهُ فِى ٱلْأَرْضِ ۖ وَإِنَّا عَلَىٰ
ذَهَابٍۭ بِهِۦ لَقَٰدِرُونَ ١٨ فَأَنشَأْنَا لَكُم بِهِۦ جَنَّٰتٍ مِّن نَّخِيلٍ
وَأَعْنَٰبٍ لَّكُمْ فِيهَا فَوَٰكِهُ كَثِيرَةٌ وَمِنْهَا تَأْكُلُونَ ١٩ وَشَجَرَةً
تَخْرُجُ مِن طُورِ سَيْنَآءَ تَنۢبُتُ بِٱلدُّهْنِ وَصِبْغٍ لِّلْءَاكِلِينَ ٢٠
وَإِنَّ لَكُمْ فِى ٱلْأَنْعَٰمِ لَعِبْرَةً ۖ نُّسْقِيكُم مِّمَّا فِى بُطُونِهَا وَلَكُمْ فِيهَا
مَنَٰفِعُ كَثِيرَةٌ وَمِنْهَا تَأْكُلُونَ ٢١ وَعَلَيْهَا وَعَلَى ٱلْفُلْكِ تُحْمَلُونَ
٢٢ وَلَقَدْ أَرْسَلْنَا نُوحًا إِلَىٰ قَوْمِهِۦ فَقَالَ يَٰقَوْمِ ٱعْبُدُوا۟ ٱللَّهَ
مَا لَكُم مِّنْ إِلَٰهٍ غَيْرُهُۥٓ ۚ أَفَلَا تَتَّقُونَ ٢٣ فَقَالَ ٱلْمَلَؤُا۟ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ مِن قَوْمِهِۦ مَا هَٰذَآ إِلَّا بَشَرٌ مِّثْلُكُمْ يُرِيدُ أَن يَتَفَضَّلَ عَلَيْكُمْ
وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ لَأَنزَلَ مَلَٰٓئِكَةً مَّا سَمِعْنَا بِهَٰذَا فِىٓ ءَابَآئِنَا
ٱلْأَوَّلِينَ ٢٤ إِنْ هُوَ إِلَّا رَجُلٌۢ بِهِۦ جِنَّةٌ فَتَرَبَّصُوا۟ بِهِۦ حَتَّىٰ حِينٍ
٢٥ قَالَ رَبِّ ٱنصُرْنِى بِمَا كَذَّبُونِ ٢٦ فَأَوْحَيْنَآ إِلَيْهِ أَنِ ٱصْنَعِ
ٱلْفُلْكَ بِأَعْيُنِنَا وَوَحْيِنَا فَإِذَا جَآءَ أَمْرُنَا وَفَارَ ٱلتَّنُّورُ ۙ فَٱسْلُكْ
فِيهَا مِن كُلٍّ زَوْجَيْنِ ٱثْنَيْنِ وَأَهْلَكَ إِلَّا مَن سَبَقَ عَلَيْهِ
ٱلْقَوْلُ مِنْهُمْ ۖ وَلَا تُخَٰطِبْنِى فِى ٱلَّذِينَ ظَلَمُوٓا۟ ۖ إِنَّهُم مُّغْرَقُونَ ٢٧



18 Ва Мо аз осмон ба андозаи ниёзи мавҷудот оби борон нозил сохтем. Онро зиёд нафиристодем, то фосид нашавад ва кам накардем, то ба онҳо басанда бошад. Пас онро дар замин қарор додем, мардум ва дигар мавҷудот аз он манфиат мебаранд. Ва албатта, Мо барои аз байн бурдани оби борон, то аз он истифода карда натавонед, Қодир ҳастем.

19 Пас Мо бо он об барои шумо бӯстонҳои хурмо ва ангур падид овардем, шуморо дар он бӯстонҳо монанди анҷир, анор ва себ меваҳои гуногунранги гуногуншакли зиёд аст ва аз онҳо меҳӯред.

20 Ва барои шумо дарахти зайтунеро, ки дар минтақаи кӯҳи Сино мерӯяд, падид овардем, он дарахт рӯйида, аз маҳсулоташ равған берун оварда шуда, ба сифати равған ва нонхӯриш истифода мешавад.

21 Ва эй мардум, шуморо дар чаҳорпоён (**шутуру гову гӯсфанд**) ибратест, ки аз он қудрат ва лутфи илоҳиро бар хештан мешиносед ва шуморо аз шиками он чаҳорпоён шири холиси барои нӯшандагон гуворо менӯшонем ва шуморо дар онҳо манфиатҳои зиёде ба монанди баҳрабарӣ аз саворшавӣ, пашм, пӯст ва ғайри он буда ва аз гӯшти онҳо истеъмол мекунед.

22 Ва аз байни чаҳорпоён дар хушкӣ бар шутурон ва дар дарё бар киштиҳо савор карда мешавед.

23 Ва Мо Нӯҳро сӯи қавмаш фиристодем, то даъваташон кунад. Пас ба онҳо гуфт: "**Эй қавми ман, танҳо Аллоҳ (ч)-ро бипарастед. Шумо ҷуз Ӯ маъбуди барҳақ надоред. Оё бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ намекунед?!**"

24 Пас раҳбарону пешвоёни ба Аллоҳ (ч) кофиршудаи қавмаш ба пайравонашон ва мардум гуфтанд: "**Ин марде, ки даъвои паёмбарӣ дорад, мисли шумо инсоне беш нест. Мақсадаш ба даст овардани раҳбарӣ ва пешвоӣ аст ва агар Аллоҳ ба мо паёмбар фиристодан мехост, ӯро аз миёни фариштагон мефиристод, на аз инсонҳо. Мо ин даъвои Нӯҳро аз гузаштагонамон нашунидаем.**

25 **Бегуфтугӯ, Нӯҳ мардест, ки ба як навъи девонагӣ мубтало шудааст ва чӣ гуфтанашро намедонад. Пас то як муддати муайян мунтазири ӯ бимонед, то ҳақиқаташ ба мардум равшан гардад.**"

26 Нӯҳ (а) гуфт: "**Парвардигоро, маро алайҳи ин мардум ёрӣ дода, аз онҳо ба сабаби такзибашон интиқомамро бисitон.**"

27 Пас ба сӯи Нӯҳ (а) ваҳй фиристодем, ки дар пеши назари Мо ва мувофиқи таълими додаамон киштӣ бисоз. Пас чун дастури Мо дар бораи ҳалок сохтани онҳо ояд ва оби танӯр ҷӯшида фаввора занад, пас дар киштӣ аз ҳар навъи мавҷудоти зинда ду ҷуфти нару модаро савор кун, то насл идома ёбад ва хонадонатро низ ба он савор кун, ҷуз он кас мисли ҳамсар ва фарзандат аз хонадонат, ки сухани илоҳӣ оиди ҳалок намуданашон гузаштааст. Ва бо Ман дар бораи касоне, ки бо куфр варзиданашон зулм кардаанд, гуфтугӯ макун ва наҷоташонро маталаб. Ҳамоно онҳо бо ғарқ шудан дар тӯфон ҳалок карда мешаванд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Лутфу илоҳӣ барои бандагон бо фуруд овардани борон ва осон гардонидани роҳи истифода аз он ошкор аст;

2.Аз оятҳои мазкур мақоми дарахти Зайтун маълум мегардад;

3.Ақидаи мушрикон ба маъбудияти сангҳо ва дурӯғ шуморидани нубуввати паёмбарон далели бехирадии онҳост;

4.Вақте умматҳо паёмбарони худро ба дурӯғгӯӣ нисбат медиҳанд, нусрат додани Худо ба онҳо устувортар мешавад.



28 Пас чун ту бо мӯъминони ҳамроҳат ба киштӣ савор шудед, пас бигӯ: “**Ситоиш сазовори Худовандест, ки моро аз дасти золимон раҳонида, онҳоро ҳалок гардонид.**”
29 Ва бигӯ: “**Парвардигоро, маро дар замин бобаракат фуруд биёр ва Ту беҳтарини фурудоварандагонӣ.**”
30 Албатта, дар он чи аз наҷот додани Нӯҳу мӯъминон ва ҳалок сохтани кофирон зикр гардид, далолатҳои равшани нишондиҳандаи қудрати Мо дар пирӯз гардонидани паёмбарон ва нобуд гардонидани такзибгарони онҳост ва Мо ба дурустӣ ки бо фиристодани Нӯҳ (а) ба сӯи қавмаш онҳоро озмудем, то мӯъмин аз кофир ва фармонбардор аз нофармон ҷудо шавад.
31 Сипас баъди ҳалокати қавми Нӯҳ (а) уммати дигареро падид овардем.
32 Пас дар байнашон паёмбареро аз навъи худашон фиристодем, ки мардумро даъват карда мегуфт: “**Танҳо Аллоҳ (ч)-ро бипарастед. Шумо ғайри Ӯ маъбуди барҳақ надоред. Оё бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ намекунед?!**”
33 Ва ашрофону пешвоёни қавмаш, ки ба Аллоҳ (ч) кофир шуда ва охирату аҷру ҷазои онро дурӯғ дониста ва неъмати дар дунё ба онҳо додаи Мо туғёнгарашон сохта буд, ба пайравонашон ва оммаи мардум гуфтанд: “**Ин мард монанди шумо ҷуз инсоне беш нест. Аз он чи мехӯред, мехӯрад ва аз он чи менӯшед, менӯшад. Ӯ аз шумо ягон бартарӣ надорад, ки лоиқи паёмбарӣ бошад.-**
34 **Ва агар шумо мисли худ инсонеро пайравӣ кунед, албатта, он вақт зиёнкоред, чунки ибодати маъбудҳои хешро тарк карда, ба касе пайравӣ намудаед, ки аз шумо ҳеҷ бартарӣ надорад ва аз иҷрои фармонаш фоидае надидаед.**
35 **Оё ин марди даъвогари нубувват ба шумо ваъда медиҳад, ки вақте мемиред ва хок гашта, устухонҳоятон пӯсида шавад, аз қабратон боз зинда карда мешавед?! Оё ин ба ақл рост меояд?!**
36 **Он чи ба шумо ваъда дода мешавад, ки баъди марг ва хок шудан боз зинда карда мешавед, кори аслан дуру номумкин аст.**
37 **Зиндагонӣ ҷуз ҳаёти ин дунё нест, охират вуҷуд надорад, зиндаҳоямон мемиранд ва аз нав зинда намешаванд ва дигарон таваллуд шуда, ҳаёт мебинанд ва мо баъд аз марг дар рӯзи қиёмат аз қабрамон барои пурсиш берун оварда намешавем.**
38 **Бегумон ин шахси даъвогари мақоми паёмбарӣ мардест, ки бо ин даъвояш бар Аллоҳ (ч) дурӯғ бофтааст ва мо ҳаргиз ӯро тасдиқ намекунем.**”
39 Он паёмбар гуфт: “**Парвардигоро, маро алайҳи ин қавм ёрӣ дода, интиқомамро аз онҳо ба сабаби маро такзиб намуданашон биситон.**”
40 Пас Аллоҳ (ч) дар ҷавобаш гуфт: “**Албатта, баъди гузаштани замони андак ин қавми такзибгари динат барои кори кардаашон пушаймон мегарданд.**”
41 Пас ба сабаби он ки якравӣ ва саркашӣ намуда, сазовори азоб шуданд, онҳоро садои шадиди ҳалоксозанда фаро гирифт. Пас Мо онҳоро мисли хасу хошоки рӯи сел ҳалокшуда гардонидем. Пас қавми ситамкор ҳалок шаванд.
42 Сипас баъд аз ҳалоксозии онҳо умматҳои дигареро ба монанди қавми Лут, Шуайб, Юнус ва ғайра падид овардем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Сипосгузории Парвардигор барои неъматҳояш фарз аст;
2.Дар дунё дар неъмат қарор доштан аз сабабҳои ғафлат ё кибр варзидан аз пазируфтани ҳақ аст;
3.Кофир оқибат пушаймон шуда, зиён мебинад;
4.Зулм сабаби дурӣ аз раҳмати илоҳӣ мегардад.

مَا تَسْبِقُ مِنْ أُمَّةٍ أَجَلَهَا وَمَا يَسْتَـْٔخِرُونَ ٤٣ ثُمَّ أَرْسَلْنَا رُسُلَنَا
تَتْرَا كُلَّ مَا جَآءَ أُمَّةً رَّسُولُهَا كَذَّبُوهُ فَأَتْبَعْنَا بَعْضَهُم بَعْضًا
وَجَعَلْنَٰهُمْ أَحَادِيثَ فَبُعْدًا لِّقَوْمٍ لَّا يُؤْمِنُونَ ٤٤ ثُمَّ أَرْسَلْنَا مُوسَىٰ
وَأَخَاهُ هَٰرُونَ بِـَٔايَٰتِنَا وَسُلْطَٰنٍ مُّبِينٍ ٤٥ إِلَىٰ فِرْعَوْنَ وَمَلَإِيْهِۦ
فَاسْتَكْبَرُوا وَكَانُوا قَوْمًا عَالِينَ ٤٦ فَقَالُوٓا أَنُؤْمِنُ لِبَشَرَيْنِ مِثْلِنَا
وَقَوْمُهُمَا لَنَا عَٰبِدُونَ ٤٧ فَكَذَّبُوهُمَا فَكَانُوا مِنَ الْمُهْلَكِينَ
٤٨ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا مُوسَى الْكِتَٰبَ لَعَلَّهُمْ يَهْتَدُونَ ٤٩ وَجَعَلْنَا
ابْنَ مَرْيَمَ وَأُمَّهُۥٓ ءَايَةً وَءَاوَيْنَٰهُمَآ إِلَىٰ رَبْوَةٍ ذَاتِ قَرَارٍ وَمَعِينٍ
٥٠ يَٰٓأَيُّهَا الرُّسُلُ كُلُوا مِنَ الطَّيِّبَٰتِ وَاعْمَلُوا صَٰلِحًا إِنِّي بِمَا
تَعْمَلُونَ عَلِيمٌ ٥١ وَإِنَّ هَٰذِهِۦٓ أُمَّتُكُمْ أُمَّةً وَٰحِدَةً وَأَنَا۠ رَبُّكُمْ
فَاتَّقُونِ ٥٢ فَتَقَطَّعُوٓا أَمْرَهُم بَيْنَهُمْ زُبُرًا كُلُّ حِزْبٍ بِمَا لَدَيْهِمْ
فَرِحُونَ ٥٣ فَذَرْهُمْ فِي غَمْرَتِهِمْ حَتَّىٰ حِينٍ ٥٤ أَيَحْسَبُونَ أَنَّمَا نُمِدُّهُم
بِهِۦ مِن مَّالٍ وَبَنِينَ ٥٥ نُسَارِعُ لَهُمْ فِي الْخَيْرَٰتِ بَل لَّا يَشْعُرُونَ
٥٦ إِنَّ الَّذِينَ هُم مِّنْ خَشْيَةِ رَبِّهِم مُّشْفِقُونَ ٥٧ وَالَّذِينَ هُم
بِـَٔايَٰتِ رَبِّهِمْ يُؤْمِنُونَ ٥٨ وَالَّذِينَ هُم بِرَبِّهِمْ لَا يُشْرِكُونَ ٥٩

٣٤٥

43 Ҳеҷ уммате аз ин умматҳои таксибгар, нобобаста аз имконоте, ки доранд, аз вақти барои ҳалокати онҳо муқарраргашта пеш ва ақиб намераванд.
44 Сипас паёмбарони Худро пай дар пай фиристодем. Ҳар гоҳ ба ин умматҳо паёмбари ба сӯяшон фиристодашуда омад, ӯро дурӯғгӯй донистанд. Ба ҳамин сабаб, Мо баъзеашонро ба дунболи баъзеи дигар ҳалок кардем ва чунон нобуд шуданд, ки аз онҳо ҷуз суханони мардум дар бораашон чизе намонд. Пас он қавме, ки ба дини паёмбарон имон намеоранд, ҳалок гарданд.
45 Сипас Мӯсо ва бародараш Ҳорунро бо нишонаҳои[1] нӯҳгонаи нишондиҳандаи қудратамон ва ҳуҷҷати равшан фиристодем.
46 Онҳоро ба сӯи Фиръавну ашрофони қавмаш фиристодем. Пас кибр варзида, ба Мӯсову Ҳорун имон наоварданд ва онҳо бо ситам бар қавмашон ҳукмфармоӣ карда, мутакаббир буданд.
47 Пас гуфтанд: "**Оё ба инсонҳое мисли худ, ки аз мо бартарӣ надоранд, имон меорем, ҳол он ки қавмашон Банӣ Исроил мутеъ ва фармонбардори мо ҳастанд?!**"
48 Пас Мӯсову Ҳорунро дар он чи аз назди Аллоҳ (ч) овардаанд, таксиб намуданд. Ба сабаби таксибашон бо ғарқ шудан дар баҳр ҳалок гаштанд.
49 Ва Мо ба дурустӣ ки ба Мӯсо Тавротро додем, то қавмаш аз он истифода карда, ба сӯи ҳақ роҳ ёбанд.
50 Ва Исо ибни Марям ва модараш Марямро нишонаи қудрати Хеш гардонидем. Вай бидуни шавҳар бордор шуд. Ва модару писарро бар теппаи шоистаи сукунату дорои амн ва оби ҷорӣ паноҳ додем.
51 Эй паёмбарон, аз хӯрданиҳои покизаи ҳалол бихӯред ва амали неки мутобиқи шариат кунед. Албатта, Ман амалеро, ки ба ҷо меоред, медонам, чизе аз Ман махфӣ намебошад.
52 Ва эй паёмбарон, ба дурустӣ, ин миллати шумо, миллати якто ва он миллати Ислом аст ва Ман Парвардигори шумо ҳастам, ҷуз Ман маъбуди ҳақиқӣ нест, пас бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯотам аз Ман битарсед.
53 Пас баъди паёмбарон қавмашон дини хештанро пора сохта, ба гурӯҳҳо ҷудо шуданд. Ҳар гурӯҳ шефтаи боварҳояш гашта, онро дини мақбул меҳисобад ва он чи назди тоифаи дигар аст, намепазирад.
54 Пас, эй паёмбар, онҳоро то омадани азоб дар ҳолати нодонӣ ва ҳайраташон бигузор.
55-56 Оё ин гурӯҳҳои бо якдигар мухолифи шефтаи боварҳояшон мепиндоранд, ки мол ва фарзандоне, ки дар дунё барояшон медиҳем, аз боби дар дунё пеш аз охират додани некиҳо ва нишони ризои Мо аз онҳост ва инчунин дар охират некӣ мебинанд?! Ҳаргиз чунин нест. Ин неъматҳоро ба хотири тадриҷан ҳалок сохтанашон медиҳем, вале онҳо инро эҳсос намекунанд.
57 Бешак, касоне, ки бо вуҷуди имон доштан ва амали нек кардан аз Парвардигорашон дар ҳаросанд-
58 ва касоне, ки ба оятҳои Китоби Ӯ имон меоранд-
59 ва касоне, ки Парвардигори хешро ба ягонагӣ мепарастанд ва чизеро ба Ӯ шарик намесозанд-

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Кибр монеи қабули ҳақиқат мешавад;
2.Хӯрдани ҳалол дар islоҳи дил ва амал таъсир мерасонад;
3.Яктопарастӣ, дин ва даъвати кулли паёмбарони Худост;
4.Неъмат додан ба бадкор маънои онро надорад, ки Парвардигор ӯро гиромӣ доштааст, балки он барои тадриҷан ҳалокати ӯст.

1. Асо, дасти дурахшон, малах, шапуш, қурбоққа, хун, тӯфон, хушксолӣ ва камшавии маҳсулот. (**Аз муаллиф**)



وَالَّذِينَ يُؤْتُونَ مَآ ءَاتَوا وَّقُلُوبُهُمْ وَجِلَةٌ أَنَّهُمْ إِلَىٰ رَبِّهِمْ رَٰجِعُونَ ٦٠
أُو۟لَٰٓئِكَ يُسَٰرِعُونَ فِي ٱلْخَيْرَٰتِ وَهُمْ لَهَا سَٰبِقُونَ ٦١ وَلَا نُكَلِّفُ
نَفْسًا إِلَّا وُسْعَهَا وَلَدَيْنَا كِتَٰبٌ يَنطِقُ بِٱلْحَقِّ وَهُمْ لَا يُظْلَمُونَ
٦٢ بَلْ قُلُوبُهُمْ فِي غَمْرَةٍ مِّنْ هَٰذَا وَلَهُمْ أَعْمَٰلٌ مِّن دُونِ ذَٰلِكَ
هُمْ لَهَا عَٰمِلُونَ ٦٣ حَتَّىٰٓ إِذَآ أَخَذْنَا مُتْرَفِيهِم بِٱلْعَذَابِ إِذَا هُمْ
يَجْـَٔرُونَ ٦٤ لَا تَجْـَٔرُوا ٱلْيَوْمَ إِنَّكُم مِّنَّا لَا تُنصَرُونَ ٦٥ قَدْ كَانَتْ
ءَايَٰتِي تُتْلَىٰ عَلَيْكُمْ فَكُنتُمْ عَلَىٰٓ أَعْقَٰبِكُمْ تَنكِصُونَ ٦٦
مُسْتَكْبِرِينَ بِهِۦ سَٰمِرًا تَهْجُرُونَ ٦٧ أَفَلَمْ يَدَّبَّرُوا ٱلْقَوْلَ أَمْ
جَآءَهُم مَّا لَمْ يَأْتِ ءَابَآءَهُمُ ٱلْأَوَّلِينَ ٦٨ أَمْ لَمْ يَعْرِفُوا رَسُولَهُمْ
فَهُمْ لَهُۥ مُنكِرُونَ ٦٩ أَمْ يَقُولُونَ بِهِۦ جِنَّةٌۢ بَلْ جَآءَهُم بِٱلْحَقِّ
وَأَكْثَرُهُمْ لِلْحَقِّ كَٰرِهُونَ ٧٠ وَلَوِ ٱتَّبَعَ ٱلْحَقُّ أَهْوَآءَهُمْ لَفَسَدَتِ
ٱلسَّمَٰوَٰتُ وَٱلْأَرْضُ وَمَن فِيهِنَّ بَلْ أَتَيْنَٰهُم بِذِكْرِهِمْ فَهُمْ
عَن ذِكْرِهِم مُّعْرِضُونَ ٧١ أَمْ تَسْـَٔلُهُمْ خَرْجًا فَخَرَاجُ رَبِّكَ خَيْرٌ
وَهُوَ خَيْرُ ٱلرَّٰزِقِينَ ٧٢ وَإِنَّكَ لَتَدْعُوهُمْ إِلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ٧٣
وَإِنَّ ٱلَّذِينَ لَا يُؤْمِنُونَ بِٱلْءَاخِرَةِ عَنِ ٱلصِّرَٰطِ لَنَٰكِبُونَ ٧٤


60 Ва он касоне, ки дар иҷрои корҳои нек талош мекунанд ва бо ин васила ба Парвардигор наздикӣ меҷӯянд, дар ҳоле ҳарос доранд, ки чун рӯзи қиёмат пеши Парвардигорашон баргарданд, садақаву корҳои некашонро намепазирад.

61 Ин гурӯҳи тавсифшуда ба иҷрои корҳои шоиста мешитобанд ва онҳо барои он амалҳои нек аз дигарҳо пешдастӣ мегиранд.

62 Ва Мо ҳеҷ касро ҷуз ба қадри тавонаш мукаллаф намесозем. Ва назди Мо Китобест, ки дар он кори ҳамаро сабт кардаем, он Китоб ба ростӣ сухан мегӯяд ва ба онҳо бо камшавии некӣ ва афзуншавии бадӣ зулм карда намешавад.

63 Балки қалби кофирон аз ин Китоб ва аз Қуръон дар ғафлат аст ва онҳо ғайр аз куфр амалҳои дигаре доранд, ки анҷомаш медиҳанд.

64 Ҳангоме, ки рӯзи қиёмат шахсони хушгузарони онҳоро бо азоб муҷозот кунем, ногаҳон фарёд мекашанд ва кӯмак мехоҳанд.

65 Ба онҳо бо қасди ноумедсозӣ аз раҳмати илоҳӣ гуфта мешавад: “**Имрӯз фарёд назанед ва аз касе кӯмак нахоҳед. Зеро ба дурустӣ, инҷо ёваре надоред, ки шуморо аз азоби Мо пуштибонӣ кунад.**-

66 Яқинан оятҳои Китоби Худо дар дунё ба шумо тиловат мешуд, пас вақти шуниданаш бо ҳисси адоват рӯй тофта, бармегаштед.

67 Инро дар ҳоле мекардед, ки бо даъвои он ки шумо аҳли Ҳарам ҳастед, кибр варзида, худро аз мардум боло мешумурдед, аммо шумо аҳли Ҳарам нестед, балки аҳли он парҳезкоронанд ва дар атрофи он бо суханони қабеҳ шабнишинӣ мекардед. Шумо эҳтироми Ҳарамро ба ҷо намеовардед.

68 Оё ин мушрикон дар бораи Қуръон андеша намекунанд, то ба он имон оранд ва ба дастуроташ амал кунанд, ё ба сӯи онҳо чизе омад, ки ба гузаштагонашон наомада буд ва ба ҳамин сабаб аз он рӯй тофта, дурӯғаш медонанд.

69 Ё Муҳаммадеро, ки Аллоҳ (ч) ба сӯи онҳо паёмбар фиристод, намешиносанд ва барои ҳамин мункираш ҳастанд?! Мушрикон шахси Паёмбар (с), ростқавлӣ ва амонатдории ӯро мешинохтанд.

70 Балки мегӯянд: “**Ӯ девона аст.**” Бешубҳа, кофирону мушрикон дурӯғ мегӯянд, балки Муҳаммад (с) ба онҳо ҳақиқатро овардааст, ки ӯ паёмбар аст ва бештарашон аз ҳақиқат безоранд. Аз ҳасад ва таассуби ҷоҳилона ҳақиқатро дӯст намедоранд.

71 Ва агар Аллоҳ (ч) корҳоро мутобиқ ба хоҳиши мушрикон иҷро мекард, осмонҳо ва замин ва низ касоне, ки дар онҳо мавҷуданд, табоҳ мешуданд, чунки махлуқ фарҷоми кор ва тадбири дурусту нодурустро намедонад. Балки Мо ба онҳо Қуръонро, ки мояи ифтихору шарофат ва андарзгӯи онҳост, фиристодем, вале эшон аз он чи мояи ифтихору шарофат ва андарзгӯяшон аст, рӯйгардонанд.

72 Эй Паёмбар, оё ту дар ивази ойини овардаат аз ин ҷамоа музд хостаӣ ва онҳо ба ҳамин сабаб даъвататро намепазиранд?! Чунин коре аз сӯи ту сурат нагирифтааст. Зеро подоши Парвардигорат аз музди онҳо беҳтар буда ва Аллоҳ (ч) беҳтарини ризқдиҳандагон аст.

73 Ва эй Паёмбар, бегумон ту онҳо ва дигаронро ба роҳи рост, ки роҳи Ислом аст, даъват мекунӣ.

74 Ва албатта, касоне, ки ба охират, бозпурсӣ, подош ва уқубаташ имон надоранд, аз роҳи Ислом ба роҳҳои ғалати равонсозанда ба дӯзах мунҳариф шудаанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мӯъмин ҳамеша аз он хавф дорад, ки шояд амали некаш қабул нагардад;
2.Берун аз доираи тавон мукаллаф насохтани бандагон раҳмати Парвардигор аст;
3.Хушгузаронӣ яке аз монеаҳои устуворӣ дар роҳи рост ва сабаби ҳалокат аст;
4.Ақли аксари инсонҳо аз дарки бештари манфиатҳо кӯтоҳ аст.

الحزب ٣٥ ۞ وَلَوۡ رَحِمۡنَٰهُمۡ وَكَشَفۡنَا مَا بِهِم مِّن ضُرّٖ لَّلَجُّواْ فِي طُغۡيَٰنِهِمۡ
يَعۡمَهُونَ ٧٥ وَلَقَدۡ أَخَذۡنَٰهُم بِٱلۡعَذَابِ فَمَا ٱسۡتَكَانُواْ لِرَبِّهِمۡ
وَمَا يَتَضَرَّعُونَ ٧٦ حَتَّىٰٓ إِذَا فَتَحۡنَا عَلَيۡهِم بَابٗا ذَا عَذَابٖ شَدِيدٍ
إِذَا هُمۡ فِيهِ مُبۡلِسُونَ ٧٧ وَهُوَ ٱلَّذِيٓ أَنشَأَ لَكُمُ ٱلسَّمۡعَ وَٱلۡأَبۡصَٰرَ
وَٱلۡأَفۡـِٔدَةَۚ قَلِيلٗا مَّا تَشۡكُرُونَ ٧٨ وَهُوَ ٱلَّذِي ذَرَأَكُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ
وَإِلَيۡهِ تُحۡشَرُونَ ٧٩ وَهُوَ ٱلَّذِي يُحۡيِۦ وَيُمِيتُ وَلَهُ ٱخۡتِلَٰفُ
ٱلَّيۡلِ وَٱلنَّهَارِۚ أَفَلَا تَعۡقِلُونَ ٨٠ بَلۡ قَالُواْ مِثۡلَ مَا قَالَ
ٱلۡأَوَّلُونَ ٨١ قَالُوٓاْ أَءِذَا مِتۡنَا وَكُنَّا تُرَابٗا وَعِظَٰمًا أَءِنَّا
لَمَبۡعُوثُونَ ٨٢ لَقَدۡ وُعِدۡنَا نَحۡنُ وَءَابَآؤُنَا هَٰذَا مِن قَبۡلُ
إِنۡ هَٰذَآ إِلَّآ أَسَٰطِيرُ ٱلۡأَوَّلِينَ ٨٣ قُل لِّمَنِ ٱلۡأَرۡضُ وَمَن
فِيهَآ إِن كُنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ٨٤ سَيَقُولُونَ لِلَّهِۚ قُلۡ أَفَلَا
تَذَكَّرُونَ ٨٥ قُلۡ مَن رَّبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ ٱلسَّبۡعِ وَرَبُّ ٱلۡعَرۡشِ
ٱلۡعَظِيمِ ٨٦ سَيَقُولُونَ لِلَّهِۚ قُلۡ أَفَلَا تَتَّقُونَ ٨٧ قُلۡ مَنۢ
بِيَدِهِۦ مَلَكُوتُ كُلِّ شَيۡءٖ وَهُوَ يُجِيرُ وَلَا يُجَارُ عَلَيۡهِ إِن
كُنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ٨٨ سَيَقُولُونَ لِلَّهِۚ قُلۡ فَأَنَّىٰ تُسۡحَرُونَ ٨٩



(75) Ва агар Мо бар онҳо раҳм кунем ва қаҳтию гуруснагиашонро дур созем, дар залолаташон саргардон боқӣ монда, шукр намекунанд.

(76) Ва ҳамоно Мо онҳоро бо мусибатҳои гуногун озмудем, пас дар баробари Парвардигорашон аз хеш фурӯтанӣ нишон надоданд ва бо шикастаҳолию зорӣ дуо накарданд, то мусибатҳояшонро дур созад.

(77) То он ки вақте рӯзи қиёмат аз уқубати сахт бар рӯяшон дареро кушоем, онҳо дар он уқубат аз ҳар кушоиш ва некӣ ноумед мегарданд.

Аз сабаби он ки набояд шахси аз ҳисси шунавоӣ, биноӣ ва ақл истифодабаранда рӯзи растохезро инкор кунад, Аллоҳ (ҷ) ба кофирон неъмати шунавоӣ, биноӣ ва ақли инъомкардаашро ёдрас шуда гуфт:

(78) Ва эй такзибгарони рӯзи растохез, Аллоҳ (ҷ) Зотест, ки барои шумо шунавоӣ ва дидаҳо ва қалбро офаридааст, то дидан, шунидан ва дарк кардан тавонед, аммо бо вуҷуди ин неъматҳо шукри Аллоҳ (ҷ)-ро кам ба ҷо меоред.

(79) Ва Аллоҳ (ҷ) Зотест, ки шумо мардумро дар замин офарид ва рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани подош танҳо ба сӯи Ӯ ҷамъ оварда мешавед.

(80) Ва Аллоҳ (ҷ) Зотест, ки зинда мегардонад, касе ғайри Аллоҳ (ҷ) қудрати инро надорад ва мемиронад, касе ҷуз Ӯ ба миронидан қодир нест ва андозагирии дигаргунии шабу рӯз аз лиҳози торикӣ, рӯшноӣ, кӯтоҳию дарозӣ танҳо ба Ӯ тааллуқ дорад. Оё намефаҳмед, ки Ӯ Қодир ва Ягона Чорасози корҳост?!

(81) Балки ин гурӯҳ сухане гуфтанд, ки дар куфр ба сухани падарон ва гузаштагонашон монанд аст.

(82) Онҳо бо мақсади муҳол донистан гуфтанд: “**Оё чун мемирем ва хок гашта, устухонҳоямон мепӯсад, оё барои бозпурсӣ дубора зинда карда мешавем?**

(83) **Ҳамоно ин ваъдаи дубора зиндашавӣ ба мо ва пеш аз ин ба падарону гузаштагонамон дода шуда буд, вале ҳеҷ надидем, ки он таҳаққуқ ёбад, ин ваъда ҷуз суханони ботилу дурӯғи гузаштагон чизе нест.**”

(84) Эй Паёмбар, ба ин кофирони мункири растохез бигӯ: “**Агар дониш доред, ин замин ва касоне, ки дар заминанд, аз кӣ аст?!**”

(85) Хоҳанд гуфт: “**Аз они Аллоҳ (ҷ) аст.**” Пас ба онҳо бигӯ: “**Оё андеша намекунед, ки Парвардигори соҳиби замин ва мавҷудоти он қудрати дубора зинда гардонидани шуморо дорад?!**”

(86) Бигӯ: “**Парвардигори ҳафт табақаи осмон ва Парвардигори тахти бузург, ки ҳеҷ махлуқе аз он бузургтар нест, кӣ аст?!**”

(87) Хоҳанд гуфт: “**Хос аз Аллоҳ (ҷ) аст.**” Пас ба онҳо бигӯ: “**Оё бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ намекунед, то аз азоби Ӯ солим бимонед?!**”

(88) Бигӯ: “**Агар дониш дошта бошед, ба Ман хабар диҳед, ки подшоҳии тамоми мавҷудот аз они кист, ҳол он ки Ӯ ҳар киро аз бандагонаш хоҳад, паноҳ медиҳад ва агар Ӯ азоби бандаеро хоҳад, ҳеҷ кас онро бартараф сохта наметавонад?!**”

(89) Хоҳанд гуфт: “**Подшоҳии кулли мавҷудот аз Аллоҳ (ҷ) аст.**” Пас ба онҳо бигӯ: “**Модоме ин ҳақиқатро эътироф мекунед, читавр ақлатон рабуда шудааст, ки ғайри Ӯро мепарастед?!**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ибрат нагирифтани кофирон аз неъматҳо ва мусибатҳо далели фосид будани сиришти онҳост;
2.Носипосӣ яке аз сифатҳои кофирон аст;
3.Тақлиди кӯр-кӯрона соҳибашро аз расидан ба ҳақ боз медорад;
4.Эътироф ба ваҳдонияти Худо дар офариниш соҳибашро наҷот намедиҳад, ҷуз он ки дар ибодат низ Ӯро ягона бидонад.

بَلْ أَتَيْنَٰهُم بِٱلْحَقِّ وَإِنَّهُمْ لَكَٰذِبُونَ ٩٠ مَا ٱتَّخَذَ ٱللَّهُ مِن
وَلَدٍ وَمَا كَانَ مَعَهُۥ مِنْ إِلَٰهٍ إِذًا لَّذَهَبَ كُلُّ إِلَٰهٍۭ بِمَا خَلَقَ
وَلَعَلَا بَعْضُهُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ سُبْحَٰنَ ٱللَّهِ عَمَّا يَصِفُونَ ٩١
عَٰلِمِ ٱلْغَيْبِ وَٱلشَّهَٰدَةِ فَتَعَٰلَىٰ عَمَّا يُشْرِكُونَ ٩٢ قُل رَّبِّ
إِمَّا تُرِيَنِّى مَا يُوعَدُونَ ٩٣ رَبِّ فَلَا تَجْعَلْنِى فِى ٱلْقَوْمِ ٱلظَّٰلِمِينَ
٩٤ وَإِنَّا عَلَىٰٓ أَن نُّرِيَكَ مَا نَعِدُهُمْ لَقَٰدِرُونَ ٩٥ ٱدْفَعْ بِٱلَّتِى
هِىَ أَحْسَنُ ٱلسَّيِّئَةَ نَحْنُ أَعْلَمُ بِمَا يَصِفُونَ ٩٦ وَقُل رَّبِّ
أَعُوذُ بِكَ مِنْ هَمَزَٰتِ ٱلشَّيَٰطِينِ ٩٧ وَأَعُوذُ بِكَ رَبِّ أَن
يَحْضُرُونِ ٩٨ حَتَّىٰٓ إِذَا جَآءَ أَحَدَهُمُ ٱلْمَوْتُ قَالَ رَبِّ
ٱرْجِعُونِ ٩٩ لَعَلِّىٓ أَعْمَلُ صَٰلِحًا فِيمَا تَرَكْتُ كَلَّآ إِنَّهَا
كَلِمَةٌ هُوَ قَآئِلُهَا وَمِن وَرَآئِهِم بَرْزَخٌ إِلَىٰ يَوْمِ يُبْعَثُونَ ١٠٠
فَإِذَا نُفِخَ فِى ٱلصُّورِ فَلَآ أَنسَابَ بَيْنَهُمْ يَوْمَئِذٍ وَلَا يَتَسَآءَلُونَ
١٠١ فَمَن ثَقُلَتْ مَوَٰزِينُهُۥ فَأُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْمُفْلِحُونَ ١٠٢ وَمَنْ
خَفَّتْ مَوَٰزِينُهُۥ فَأُو۟لَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ خَسِرُوٓا۟ أَنفُسَهُمْ فِى جَهَنَّمَ
خَٰلِدُونَ ١٠٣ تَلْفَحُ وُجُوهَهُمُ ٱلنَّارُ وَهُمْ فِيهَا كَٰلِحُونَ ١٠٤



90 Кор чунончи даъво доранд, нест, балки Мо ба онҳо ҳақиқатро овардаем ва яқинан онҳо дар нисбат додани шарику фарзанд ба Аллоҳ (ч) дурӯғ мегӯянд. Аллоҳ (ч) аз ин тӯҳматҳо пок аст.
91 Аллоҳ (ч) фарзанд нагирифтааст ва ҳамроҳаш маъбуди барҳақ вуҷуд надорад. Ақидаи кофирон ботил аст. Агар ба фарзи мисол, бо Ӯ дигар маъбуди барҳақ мебуд, он гоҳ ҳар маъбуд ҳиссаи офаридаашро мебурд ва баъзеашон бар баъзеи дигарашон ғолиб мешуд, пас низоми коинот табоҳ мегашт, ҳол он ки чизе аз ин корҳо рух надодааст. Пас Маъбуди ҳақиқӣ Ягона Аллоҳ аст. Аллоҳ (ч) аз тавсифи мушрикон, ки ба Ӯ шарик ва фарзандро нисбат медиҳанд, пок мебошад.
92 Аллоҳ (ч) Донандаи пинҳон ва ошкори махлуқот буда, чизе аз Ӯ махфӣ нест. Пас Аллоҳ (ч) бартар аз он аст, ки шарик дошта бошад.
93 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Парвардигоро, агар он уқубатеро, ки ба ин мушрикон ваъда додаӣ, ба ман бинамоӣ-**
94 **Парвардигоро, агар онҳоро бо азоби ваъдадодаат муҷозот кунӣ, дар ҳоле ман дар қайди ҳаёт ва шоҳиди он бошам, пас маро дар байнашон қарор мадеҳ, ки азоби онҳо домангирам гардад.**”
95 Ва албатта, Мо барои он ки ба ту азоберо, ки ба кофирон ваъда додаем, нишон диҳем, қодирем. Мо ҳаргиз аз иҷрои ин ва дигар корҳо нотавон нестем.
96 Эй Паёмбар, ба касе, ки ба ту бадӣ мекунад, бо шеваи беҳтарин посух деҳ, аз гуноҳаш даргузар ва дар озораш сабр намо. Он чизҳое, ки мушрикон нисбат ба Аллоҳ (ч) аз доштани шарик ва дурӯғгӯӣ мегӯянд ва он чизҳое, ки нисбат ба ту аз сифатҳои девонагӣ, шоирӣ, соҳирӣ ва ғайра мегӯянд, Мо ҳамаи инро беҳтар медонем.
97 Ва бигӯ: “**Парвардигоро, аз васвасаҳои Шайтон ба Ту паноҳ мебарам.**
98 **Ва Парвардигоро аз он ки шайтонҳо дар корҳои ман ҳозир гарданд, ба Ту паноҳ мебарам.**”
99 Кофирон ба роҳи нодурусти хеш идома медиҳанд, то он ки ба касе аз ин ҷамоа марг ояд ва азоби фурудомадаро мушоҳида кунад, аз умри рафта ва гуноҳонаш пушаймон гашта мегӯяд: “**Парвардигоро, маро ба зиндагонии дунё баргардон.**
100 **Чун ба дунё баргардам, шояд кори шоиста мекунам.**” Не, ҳаргиз! Ҳақиқат он гуна ки талаб дорад, нест, балки ин талабаш сухани холиест, ки мегӯяд ва пазируфта намешавад. Зеро агар ба фарзи миол, ба дунё баргардонида шавад, ҳеҷ гоҳ ба ваъдааш вафо намекунад. Ва онҳо то рӯзе, ки зинда гардонида мешаванд, байни дунёв ва охират дар олами барзаханд. Аз ин сабаб, ба сӯи дунё баргашта наметавонанд, то нуқсонашонро ҷуброн созанд.
101 Пас чун фариштаи муваззаф бори дуюм дар сур, ки нишонаи зиндашавии мурдагон аст, бидамад, дар байнашон хешовандие, ки аз он ифтихор мекарданд, намемонад ва аз ҳоли ҳам намепурсанд, зеро дар он рӯз дармондаи даҳшати қиёмат ва машғули ҳоли худ ҳастанд.
102 Пас ҳар ки корҳои вазншудааш бо бартар гаштани некиҳо бар бадиҳояш сангин шавад, пас инҳо дар ҳақиқат растагоранд, зеро онҳо ба ҷаннат ноил шуда, аз ҷаҳаннам наҷот меёбанд.
103 Ва ҳар ки корҳои вазншудааш бо бартар гаштани бадиҳо бар некиҳояш сабук шавад, пас ин гурӯҳ касонеанд, ки бо анҷоми корҳои зараровар ва тарки имону амали солеҳ ба ҷони хеш зиён расонидаанд, онҳо дар дӯзах абадӣ мемонанд, ҳаргиз аз он берун намешаванд.
104 Оташ чеҳраашонро месӯзонад ва аз шиддати туршрӯӣ лабҳои болову поёнашон кушода монда, дандонҳояшон намоён мешавад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ягонагии низоми коинот далели ягонагии Парвардигор аст;
2.Илми Худо кулли мавҷудотро иҳота намудааст;
3.Дар ҷавоби шахси бадкор некӣ кардан одоби исломӣ буда, дар қалби душман таъсири зиёд мегузорад;
4.Аз васвасаҳои Шайтон ба Аллоҳ (ч) паноҳ бурдан зарур аст.

أَلَمْ تَكُنْ ءَايَٰتِى تُتْلَىٰ عَلَيْكُمْ فَكُنتُم بِهَا تُكَذِّبُونَ ﴿١٠٥﴾ قَالُوا۟
رَبَّنَا غَلَبَتْ عَلَيْنَا شِقْوَتُنَا وَكُنَّا قَوْمًا ضَآلِّينَ ﴿١٠٦﴾ رَبَّنَآ
أَخْرِجْنَا مِنْهَا فَإِنْ عُدْنَا فَإِنَّا ظَٰلِمُونَ ﴿١٠٧﴾ قَالَ ٱخْسَـُٔوا۟ فِيهَا
وَلَا تُكَلِّمُونِ ﴿١٠٨﴾ إِنَّهُۥ كَانَ فَرِيقٌ مِّنْ عِبَادِى يَقُولُونَ رَبَّنَآ ءَامَنَّا
فَٱغْفِرْ لَنَا وَٱرْحَمْنَا وَأَنتَ خَيْرُ ٱلرَّٰحِمِينَ ﴿١٠٩﴾ فَٱتَّخَذْتُمُوهُمْ
سِخْرِيًّا حَتَّىٰٓ أَنسَوْكُمْ ذِكْرِى وَكُنتُم مِّنْهُمْ تَضْحَكُونَ ﴿١١٠﴾
إِنِّى جَزَيْتُهُمُ ٱلْيَوْمَ بِمَا صَبَرُوٓا۟ أَنَّهُمْ هُمُ ٱلْفَآئِزُونَ ﴿١١١﴾ قَٰلَ
كَمْ لَبِثْتُمْ فِى ٱلْأَرْضِ عَدَدَ سِنِينَ ﴿١١٢﴾ قَالُوا۟ لَبِثْنَا يَوْمًا أَوْ بَعْضَ
يَوْمٍ فَسْـَٔلِ ٱلْعَآدِّينَ ﴿١١٣﴾ قَٰلَ إِن لَّبِثْتُمْ إِلَّا قَلِيلًا ۖ لَّوْ أَنَّكُمْ
كُنتُمْ تَعْلَمُونَ ﴿١١٤﴾ أَفَحَسِبْتُمْ أَنَّمَا خَلَقْنَٰكُمْ عَبَثًا وَأَنَّكُمْ
إِلَيْنَا لَا تُرْجَعُونَ ﴿١١٥﴾ فَتَعَٰلَى ٱللَّهُ ٱلْمَلِكُ ٱلْحَقُّ ۖ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا
هُوَ رَبُّ ٱلْعَرْشِ ٱلْكَرِيمِ ﴿١١٦﴾ وَمَن يَدْعُ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا
ءَاخَرَ لَا بُرْهَٰنَ لَهُۥ بِهِۦ فَإِنَّمَا حِسَابُهُۥ عِندَ رَبِّهِۦٓ ۚ إِنَّهُۥ لَا يُفْلِحُ
ٱلْكَٰفِرُونَ ﴿١١٧﴾ وَقُل رَّبِّ ٱغْفِرْ وَٱرْحَمْ وَأَنتَ خَيْرُ ٱلرَّٰحِمِينَ ﴿١١٨﴾

سُورَةُ النُّورِ



(105) Ба онҳо бо мақсади сарзаниш гуфта мешавад: “**Оё дар дунё оятҳои Қуръон бар шумо тиловат нашуда буд, пас онҳоро дурӯғ ҳисобидед?!**”

(106) Дар ҷавоб мегӯянд: “**Парвардигоро, бадбахтиамон, ки дар илми азалии Ту гузашта буд, бар мо ғолиб омад ва мо мардуми аз ҳақ гумроҳгашта будем.-**

(107) **Парвардигоро, моро аз оташи дӯзах берун соз, пас агар ба куфру гумроҳии хеш баргардем, он вақт бегуфтугӯ, нисбат ба худ ситам кардаем ва дигар узре надорем.**”

(108) Аллоҳ (ч) мегӯяд: “**Дар дӯзах залилона бимонед ва бо Ман сухан накунед.-**

(109) Бешак, гурӯҳи бандагони мӯъминам мегуфтанд: “**Бор Илоҳо, мо ба Ту имон овардаем. Пас гуноҳонамонро биомурз ва бар мо раҳм бикун ва Ту беҳтарини раҳмкунандагон ҳастӣ.**”-

(110) Пас шумо ин бандагони мӯъминамро ба ришханд гирифта, онҳоро масхара мекардед. То ҳадде ба масхарааашон машғул шудед, ки ин кор ёди Маро аз хотиратон фаромӯш сохт ва шумо бо тамасхур бар ҳоли онҳо механдидед.-

(111) Албатта, Ман имрӯз (**қиёмат**) барои ин бандагони боимонам ҷаннатро подош додам, ба сабаби он ки дар ибодат ва озорҳои шумо сабр карданд. Зеро яқинан онҳо ба муродашон расидаанд.

Чун кофирону мушрикон аз Худо дархости ба дунё бозгаштанро карданд, то камбудиашонро ҷуброн кунанд, Худо дар ояти зерин умри додаашро хотиррасон намуд, ки агар тавба кардан мехостанд, мӯҳлати дар дунё ба онҳо атошуда басанда буд.

(112) Дар рӯи замин чанд сол истодед? Чӣ қадар вақти худро зоеъ сохтед?

(113) Дар ҷавоб мегӯянд: “**Мо дар рӯи замин як рӯз ё қисме аз рӯз истодем. Пас аз он касоне, ки ба шуморидани рӯзҳо ва моҳҳо машғул буданд, бипурс.**”

(114) Аллоҳ (ч) мегӯяд: “**Ба дурустӣ ки дар замин замони андак истодаед, ки дар он сабр карданатон барои ибодат осон буд. Агар андак илм медоштед, медонистед, ки муддати дар дунё истодани шумо дар қиёс ба истоданатон дар дӯзах ниҳоят ночиз аст.**”

(115) Эй мардум, магар гумон кардаед, ки Мо шуморо ба монанди чаҳорпоён беҳудаву холӣ аз ҳикмат офаридаем, подошу укубате вуҷуд надорад ва шумо рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани подоши амал назди Мо баргардонида намешавед?!

(116) Пас Аллоҳи Подшоҳи ҳақиқӣ аз сифатҳои нолоиқ ва аз он ки бандагонашро беҳуда биофарад, Бартар ва Пок аст. Бо бандагон ҳар чи хоҳад, мекунад. Худ ва ваъдаву суханаш ҳақ аст. Ба ҷуз Ӯ маъбуде нест. Парвардигори тахтест, ки он бузургтарин махлуқ аст. Парвардигори бузургтарин махлуқ, Парвардигори ҳамаи махлуқот аст.

(117) Ва ҳар ки бо Аллоҳ (ч) маъбуди дигареро, ки барои сазовори ибодат буданаш далел надорад, бипарастад, пас бешак, подоши амали бадаш назди Парвардигораш аст. Парвардигораш ҷазояшро медиҳад. Ҳамоно кофирон растагор намешаванд. Ҳаргиз ба ҷаннат намедароянд ва абадӣ дар дӯзах мемонанд.

(118) Ва эй Паёмбар, бигӯ: “**Парвардигоро, маро мағфират намо ва ба ман раҳм кун ва Ту нисбат ба бандаи гунаҳкорат Беҳтарини раҳмкунандагон ҳастӣ ва тавбаашро мепазирӣ.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Кофир назди Худо арзиш надорад;
2.Масхараи солеҳон гуноҳи бузург буда, соҳибаш сазовори азоби сахт аст;
3.Зоеъ гардонидани умр яке аз ҷалбсозандагони куфр аст;
4.Санои Парвардигор аз ҷумлаи одоби дуо аст;

Чун Аллоҳ (ч) сураи “**Мӯъминун**”-ро бо сифати растагории мӯъминон шурӯъ кард, ба ҳамин муносибат дар хотимаи он хасорат ва растагор нагаштани кофиронро баён намуд.

**СУРАИ “НУР”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ЧОРУМ СУРАИ**
**ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ШАСТУ ЧОР ОЯТ**



**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**
Таваҷҷӯҳ ба мавзӯъҳои иффат, ҳиҷоб, покизагии ҷомеаи исломӣ, ҳифзи он аз омилҳои зино ва макри мунофиқон дар нашри фаҳшо.

**Тафсир:**

1 Ин сураест, ки Мо онро фуруд овардем ва амал ба аҳкоми онро фарз гардонидем ва дар он оятҳои равшанро нозил намудем, то ин ки аз аҳкомаш панд гирифта, мутобиқ ба он амал мекунед.

2 Ҳар як зан ва марди зинокори муҷаррадро сад тозиёна бизанед ва агар ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи вопасин имон доред, набояд шуморо дар ҳақашон раҳмдилию меҳрубонӣ фаро гирад, ки аз иҷрои ҳадди илоҳӣ худдорӣ кунед, ё онро сабук созед. Ва бояд дар вақти барпо намудани ҳад бар марду зани зинокор бо мақсади паҳн сохтани хабари муҷозот ва пешгирии онҳо ва дигарон аз амали зино ҷамъе аз мӯъминон ҳозир бошанд.

3 Барои нишон додани зиштии аз ҳад зиёди зинокорӣ Аллоҳ (ч) дар ин оят зикр кард, ки ҳар марди ба зинокорӣ одаткарда ба издивоҷ майл намекунад, ҷуз бо зани монанди худ зинокор ё зани мушрики аз зинокорӣ бепарҳез, бо вуҷуди он ки издивоҷ бо ин зан манъ аст ва низ ҳар зани ба зинокорӣ одаткарда ба издивоҷ майл намекунад, ҷуз бо марди мисли худ зинокор ё мушрики аз зинокорӣ бепарҳез, бо вуҷуди он ки издивоҷ бо ин мард манъ аст. Ва никоҳи зани зинокор ва никоҳи марди зинокор бар мӯъминон ҳаром шудааст.

4 Ва касоне, ки занони покдоман (низ мардони покдоман)-ро ба зино тӯҳмат мекунанд, сипас барои исботи он чор шоҳид намеоранд, пас эй ҳокимон, онҳоро ҳаштод тозиёна бизанед ва шаҳодати онҳоро ҳаргиз қабул накунед ва ин тӯҳматкунандаи занони покдоман аз тоати илоҳӣ хориҷанд,-

5 ҷуз касоне, ки баъди анҷоми ин гуноҳ ба сӯи Худо тавба карда ва аъмоли хешро ислоҳ месозанд, бешак, Парвардигор тавба ва шаҳодати онҳоро мепазирад. Зеро бегумон Аллоҳ (ч) ба тавбакорон Бахшандаи Меҳрубон аст.

6 Ва мардоне, ки занонашонро ба зино тӯҳмат мекунанд ва ғайр аз худ шоҳид надоранд, то ба ростгӯиашон гувоҳӣ диҳад, бояд ҳар якеи онҳо чор бор ба номи Аллоҳ (ч) шоҳидӣ диҳад, ки дар он чи нисбат ба ҳамсараш гуфтааст, рост мегӯяд.

7 Сипас бори панҷум алайҳи худ дуо кунад, ки агар дар ин даъво аз ҷумлаи дурӯғгӯён бошад, лаънати Аллоҳ (ч) бар ӯ бод.

8 Бо ҳамин зан сазовор мегардад, ки бар ӯ ҳадди зинокорӣ ҷорӣ гардад. Ва аз зани тӯҳматшуда шаҳодаташ ҳадди зиноро дур месозад. Бояд чор бор ба номи Аллоҳ (ч) шоҳидӣ диҳад, ки мард дар даъвояш дурӯғгӯй аст.

9 Сипас бори панҷум алайҳи худ дуо намояд, ки агар мард дар даъвояш аз ҷумлаи ростгӯён бошад, пас бар зан ғазаби Аллоҳ (ч) бод.

10 Ва эй мардум, агар бузургворӣ ва раҳмати Аллоҳ (ч) бар шумо намебуд ва агар Ӯ нисбат ба бандагони тавбакунанда Тавбапазири дар чорасозӣ ва аҳкомаш Ҳаким намебуд, шуморо барои гуноҳонатон дар ҳол муҷозот ва расво месохт.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Заминасозӣ бар сухан гуфтан оиди чизе нишони аҳамиятнокӣ ва бузургии он аст;

2.Шахси зинокор дар ҷомеаи исломӣ нисбат ба худ эҳтиром ва меҳрубониро аз даст медиҳад;

3.Муҳосираи иҷтимоӣ бар зинокорон аз василаҳои нигаҳдории ҷомеа аз зарари онҳо ва пешгирӣ аз амали зиност;

4.Гуногунии муҷозоти шахси тӯҳматгар бо ҷазои моддӣ (**ҳад**) ва маънавӣ (**мардуд гардидани шаҳодат ва гирифтани тамғаи фосиқӣ**) далели хатарнокии ин амал мебошад;

5.Зино танҳо бо далел собит шуда, бидуни далел тӯҳмат аст.

إِنَّ الَّذِينَ جَاءُو بِالْإِفْكِ عُصْبَةٌ مِّنكُمْ لَا تَحْسَبُوهُ شَرًّا لَّكُم بَلْ
هُوَ خَيْرٌ لَّكُمْ لِكُلِّ امْرِئٍ مِّنْهُم مَّا اكْتَسَبَ مِنَ الْإِثْمِ وَالَّذِي تَوَلَّىٰ
كِبْرَهُ مِنْهُمْ لَهُ عَذَابٌ عَظِيمٌ ﴿١١﴾ لَّوْلَا إِذْ سَمِعْتُمُوهُ ظَنَّ الْمُؤْمِنُونَ
وَالْمُؤْمِنَاتُ بِأَنفُسِهِمْ خَيْرًا وَقَالُوا هَٰذَا إِفْكٌ مُّبِينٌ ﴿١٢﴾ لَّوْلَا
جَاءُو عَلَيْهِ بِأَرْبَعَةِ شُهَدَاءَ فَإِذْ لَمْ يَأْتُوا بِالشُّهَدَاءِ فَأُولَٰئِكَ
عِندَ اللَّهِ هُمُ الْكَاذِبُونَ ﴿١٣﴾ وَلَوْلَا فَضْلُ اللَّهِ عَلَيْكُمْ وَرَحْمَتُهُ
فِي الدُّنْيَا وَالْآخِرَةِ لَمَسَّكُمْ فِي مَا أَفَضْتُمْ فِيهِ عَذَابٌ عَظِيمٌ ﴿١٤﴾
إِذْ تَلَقَّوْنَهُ بِأَلْسِنَتِكُمْ وَتَقُولُونَ بِأَفْوَاهِكُم مَّا لَيْسَ لَكُم بِهِ عِلْمٌ
وَتَحْسَبُونَهُ هَيِّنًا وَهُوَ عِندَ اللَّهِ عَظِيمٌ ﴿١٥﴾ وَلَوْلَا إِذْ سَمِعْتُمُوهُ
قُلْتُم مَّا يَكُونُ لَنَا أَن نَّتَكَلَّمَ بِهَٰذَا سُبْحَانَكَ هَٰذَا بُهْتَانٌ عَظِيمٌ
﴿١٦﴾ يَعِظُكُمُ اللَّهُ أَن تَعُودُوا لِمِثْلِهِ أَبَدًا إِن كُنتُم مُّؤْمِنِينَ ﴿١٧﴾
وَيُبَيِّنُ اللَّهُ لَكُمُ الْآيَاتِ وَاللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٌ ﴿١٨﴾ إِنَّ الَّذِينَ
يُحِبُّونَ أَن تَشِيعَ الْفَاحِشَةُ فِي الَّذِينَ آمَنُوا لَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ
فِي الدُّنْيَا وَالْآخِرَةِ وَاللَّهُ يَعْلَمُ وَأَنتُمْ لَا تَعْلَمُونَ ﴿١٩﴾ وَلَوْلَا
فَضْلُ اللَّهِ عَلَيْكُمْ وَرَحْمَتُهُ وَأَنَّ اللَّهَ رَءُوفٌ رَّحِيمٌ ﴿٢٠﴾



(11) Ҳамоно касоне, ки нисбат ба Модари мӯъминон Оиша тӯҳмати ниҳоят азими зинокориро оварданд, ҷамоаи мансуб ба шумо буданд. Эй мӯъминон, тӯҳмати ин тоифаро барои худ бад мапиндоред, балки он барои шумо хайр аст, зеро бо вуқӯи ин ҳодиса мӯъминон подош гирифта, сафашон пок шуд ва покии Модари мӯъминон собит гардид. Ҳар кас дар ин тӯҳмат ширкат кард, ҷазои гуноҳи кардаашро мегирад. Ва ҳар ки аз тӯҳматгарон бахши азимашро бар уҳда гирифта, аввалин шуда онро оғоз бахшид, ӯро азоби бузург аст.

Он касе, ки қисми азими ин бӯҳтонро бар уҳда гирифта, аввалин шуда онро нашр сохт, раҳбари мунофиқон Абдуллоҳ ибни Салул аст.

(12) Чаро вақте мардон ва занони мӯъмин ин рухдодро нисбат ба бародарони мӯъмини хеш шуниданд, гумон накарданд, ки он шахсони мавриди тӯҳмат қароргирифта аз ин бӯҳтони бузург поканд ва чаро нагуфтанд, ин сухан дурӯғи ошкор аст?!

(13) Чаро касоне, ки ба Модари мӯъминон Оиша (р) тӯҳмат заданд, бар исботи даъвояшон чаҳор гувоҳ наоварданд?! Пас агар чаҳор гувоҳ намеоранд /ҳаргиз оварда ҳам наметавонанд/ онҳо дар ҳукми Аллоҳ (ч) дурӯғгӯй ҳастанд.

(14) Ва эй мӯъминон, агар бар шумо фазл ва раҳмати Аллоҳ (ч) дар дунё ва охират намебуд /чун шуморо дар ҳол ба азоб гирифтор насохт ва тавбаи тавбакоронро пазируфт/, бешубҳа, ба шумо аз сабаби он ки дар ин дурӯғ ва тӯҳмат зиёд фурӯ рафтед, уқубати бузург мерасид.

(15) Замоне ба шумо уқубат мерасид, ки аз ҳамдигар ин ҳодисаро ривоят менамудед ва бо вуҷуди беасосӣ чизеро ба ҳам нақл мекардед, ки дар борааш илм надоштед ва ин корро осон меҳисобидед, дар ҳоле ки он назди Аллоҳ (ч) бисёр бузург аст, зеро як шахси бегуноҳ бо роҳи дурӯғ тӯҳмат шудааст.

(16) Ва чаро вақте он бӯҳтонро шунидед, нагуфтед: “**Барои мо дар бораи ин рухдоди зишт сухан кардан раво нест. Парвардигоро, Ту поку беайбӣ. Ин тӯҳмати нисбат ба Модари мӯъминон Оиша (р) овозашуд дурӯғи бузург аст.**”

(17) Агар дар ҳақиқат имон доред, Аллоҳ (ч) шуморо хотиррасон мекунад ва панд медиҳад, ки минбаъд ҳаргиз ба сӯи ин гуна тӯҳматҳо барнагардед ва шахси бегуноҳеро ба зинокорӣ тӯҳмат назанед.

(18) Ва Аллоҳ (ч) барои шумо оятҳои шомили аҳком ва пандҳоро баён месозад ва Аллоҳ (ч) Донандаи корҳои шумост, чизе аз Ӯ пӯшида нест, ҳатман аҷри корҳоятонро ато мекунад, дар ҷорасозӣ ва аҳкомаш Ҳаким аст.

(19) Ба дурустӣ, касоне дӯст медоранд, ки корҳои зишт, аз он ҷумла тӯҳмат ба зинокорӣ дар байни мӯъминон паҳн шавад, онҳоро дар дунё бо иҷрои ҳадди тӯҳматгарӣ азоби дардовар ва дар охират азоби дӯзах аст ва Аллоҳ (ч) дурӯғи тӯҳматгарон, оқибати корҳои бандагон ва суди онҳоро медонад ва шумо инро намедонед.

(20) Ва эй касоне, ки дар ин тӯҳмат гирифтор гаштаед, агар лутф ва раҳмати Аллоҳ (ч) нисбат ба шумо намебуд ва агар Аллоҳ (ч) бароятон Бахшандаи Меҳрубон намебуд, бешак, шуморо зуд уқубат мекард.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мунофиқон одатан дар ҷомеаи исломӣ бо паҳнсозии тӯҳматҳо пояҳои эътимодро хароб месозанд;

2.Гоҳо мунофиқон баъзе мӯъминонро барои ширкат дар аъмоли бади хеш фиреб медиҳанд;

3.Аз болои ҳафт осмон эълони покдомании Оишаи Сиддиқа (р) маънои қадрдонии ӯро дорад;

4.Бояд дар баробари овозаҳо аз диққати хос кор гирифта шавад.




21 Эй мӯъминони пойбанд ба аҳкоми шариат, аз роҳҳои Шайтон дар ботилро зинат доданаш пайравӣ накунед ва ҳар ки аз роҳҳои Шайтон пайравӣ кунад, яқинан гумроҳ ва гунаҳкор мегардад, чунки Шайтон ба кирдорҳову гуфторҳои қабеҳ ва кори хилофи шариат амр мекунад. Ва эй мӯъминон, агар лутф ва раҳмати Аллоҳ (ҷ) нисбат ба шумо намебуд, ҳаргиз касе аз шумо бо роҳи тавба пок намегашт, вале Аллоҳ (ҷ) ҳар киро хоҳад, бо пазируфтани тавбааш пок мегардонад ва Аллоҳ (ҷ) Шунавои Доност. Ҳеҷ сухану амалатон аз Ӯ пӯшида нест ва барои ҳар як гуфтору кирдор подошатон медиҳад.

22 Он касоне аз шумо, ки дар дин аҳли фазл ва соҳиби фарохии неъматанд, набояд барои қатъи кӯмакашон аз хешовандони фақир ва мискинон ва муҳоҷирони роҳи Худо, ба сабаби он ки инҳо муртакиби гуноҳ шудаанд, савганд хӯранд ва бояд гуноҳашонро бахшанд ва аз он даргузаранд. Оё дӯст намедоред, ки вақте кӯтоҳии онҳоро мебахшед ва аз он дармегузаред, Аллоҳ (ҷ) гуноҳони шуморо бахшад?! Ва Аллоҳ (ҷ) нисбат ба бандагони тавбакор Бахшандаи Меҳрубон аст. Пас бандагон дар сифатҳои бахшандагӣ ва меҳрубонӣ ба Аллоҳ (ҷ) пайравӣ кунанд.

Вақте Абӯбакри Сиддиқ (р) савганд ёд кард, ки кӯмаки худро аз Мистаҳи писари Усоса (р) қатъ мекунад, зеро вай дар тӯҳмати Оишаи Сиддиқа (р) даст дошт, Аллоҳ (ҷ) ояти мазкурро нозил намуд.

23 Касоне, ки занони покдомани аз зинокорӣ бехабари боимонро тӯҳмат мекунанд, ҳатман дар дунё ва охират аз раҳмати илоҳӣ ронда мешаванд ва онҳоро рӯзи қиёмат азоби бузург аст.

24 Ин азоби бузург дар охират рӯзе рух медиҳад, ки забонашон ва дасташон ва пойҳояшон бо он чи дар дунё аз сухани ботил мегуфтанд ва он чи аз маъсият мекарданд, алайҳи онҳо гувоҳӣ медиҳанд.

25 Аллоҳ (ҷ) он рӯз савобашонро боадолат ба пуррагӣ медиҳад ва яқин мекунанд, ки Аллоҳ (ҷ) Худ Ҳақ ва ахбор, ваъдаю таҳдидаш низ ҳақиқати ошкор аст.

26 Ҳама мардону занон ва суханону кирдорҳои нопок муносиб ва мувофиқи нопокон ва ҳама мардону занон ва суханону кирдорҳои пок муносиб ва мувофиқи поконанд. Он ҷамоаи мардону занони пок аз он чи мардону занони нопок нисбаташон мегӯянд, пок ҳастанд, онҳоро аз сӯи Парвардигор мағфирати гунаҳон ва ризқи фаровони ҷаннат аст.

Аз сабаби он ки огоҳ шудан аз андоми ниҳонӣ сабаби ҷӯш задани шаҳват гашта, оқибат шахсро ба зино мерасонад, Аллоҳ (ҷ) дар ояти зерин бо мақсади нигаҳдории назар аз ҷойҳои шаҳватангез дастур дод, то пеш аз даромадан ба хонаҳо аз соҳибони он рухсат пурсида шавад.

27 Эй мӯъминони пойбанд ба аҳкоми шариат, ба хонаҳои ғайри худ то вақти аз сокинони он барои даромадан иҷозат пурсидан ва ба онҳо салом гуфтанатон дохил нашавед. Салом ва талаби иҷозат чунин аст: “**Ассалому алайкум. Иҷозати даромадан ҳаст?**” Ҳангоми вуруди хонаи бегонагон иҷозат пурсидан, ки Аллоҳ (ҷ) шуморо ба анҷоми он фармудааст, бароятон аз даромадани ногаҳонӣ беҳтар аст. Шуморо ба ин кор Аллоҳ (ҷ) раҳнамоӣ намуд, то панд гиред ва онро иҷро созед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Васвасаҳои Шайтон ба гуноҳ мерасонад. Аз ҳамин сабаб, бояд мӯъмин аз макри Шайтон боэҳтиёт бошад;

2.Тавфиқи тавба ва амали нек танҳо аз сӯи Аллоҳ (ҷ) аст;

3.Тӯҳмати занони покдоман аз гуноҳони кабира аст;

4.Аз нигоҳи шаръӣ зарур будани пурсидани иҷозати воридшавӣ ба хонаи бегонагон бо мақсади нигаҳдории чашм ва эҳтироми хонаҳо аст.

فَإِن لَّمۡ تَجِدُواْ فِيهَآ أَحَدٗا فَلَا تَدۡخُلُوهَا حَتَّىٰ يُؤۡذَنَ لَكُمۡۖ
وَإِن قِيلَ لَكُمُ ٱرۡجِعُواْ فَٱرۡجِعُواْۖ هُوَ أَزۡكَىٰ لَكُمۡۚ وَٱللَّهُ بِمَا
تَعۡمَلُونَ عَلِيمٞ ٢٨ لَّيۡسَ عَلَيۡكُمۡ جُنَاحٌ أَن تَدۡخُلُواْ بُيُوتًا
غَيۡرَ مَسۡكُونَةٖ فِيهَا مَتَٰعٞ لَّكُمۡۚ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ مَا تُبۡدُونَ وَمَا
تَكۡتُمُونَ ٢٩ قُل لِّلۡمُؤۡمِنِينَ يَغُضُّواْ مِنۡ أَبۡصَٰرِهِمۡ وَيَحۡفَظُواْ
فُرُوجَهُمۡۚ ذَٰلِكَ أَزۡكَىٰ لَهُمۡۚ إِنَّ ٱللَّهَ خَبِيرُۢ بِمَا يَصۡنَعُونَ ٣٠
وَقُل لِّلۡمُؤۡمِنَٰتِ يَغۡضُضۡنَ مِنۡ أَبۡصَٰرِهِنَّ وَيَحۡفَظۡنَ
فُرُوجَهُنَّ وَلَا يُبۡدِينَ زِينَتَهُنَّ إِلَّا مَا ظَهَرَ مِنۡهَاۖ وَلۡيَضۡرِبۡنَ
بِخُمُرِهِنَّ عَلَىٰ جُيُوبِهِنَّۖ وَلَا يُبۡدِينَ زِينَتَهُنَّ إِلَّا لِبُعُولَتِهِنَّ
أَوۡ ءَابَآئِهِنَّ أَوۡ ءَابَآءِ بُعُولَتِهِنَّ أَوۡ أَبۡنَآئِهِنَّ أَوۡ أَبۡنَآءِ بُعُولَتِهِنَّ
أَوۡ إِخۡوَٰنِهِنَّ أَوۡ بَنِيٓ إِخۡوَٰنِهِنَّ أَوۡ بَنِيٓ أَخَوَٰتِهِنَّ أَوۡ نِسَآئِهِنَّ
أَوۡ مَا مَلَكَتۡ أَيۡمَٰنُهُنَّ أَوِ ٱلتَّٰبِعِينَ غَيۡرِ أُوْلِي ٱلۡإِرۡبَةِ مِنَ
ٱلرِّجَالِ أَوِ ٱلطِّفۡلِ ٱلَّذِينَ لَمۡ يَظۡهَرُواْ عَلَىٰ عَوۡرَٰتِ ٱلنِّسَآءِۖ
وَلَا يَضۡرِبۡنَ بِأَرۡجُلِهِنَّ لِيُعۡلَمَ مَا يُخۡفِينَ مِن زِينَتِهِنَّۚ وَتُوبُوٓاْ
إِلَى ٱللَّهِ جَمِيعًا أَيُّهَ ٱلۡمُؤۡمِنُونَ لَعَلَّكُمۡ تُفۡلِحُونَ ٣١



(28) Пас агар дар он хонаҳо касеро пайдо накардед, пас то вақти аз ҷониби шахси соҳибрухсат иҷозат шудан ба он дохил нашавед. Ва агар соҳибхонаҳо ба шумо “**Баргардед**” гӯянд, пас баргардед ва надароед. Албатта, ин бароятон беҳтар аст. Ва Аллоҳ (ҷ) он чи мекунед, медонад, ҳеҷ амалҳоятон аз Ӯ махфӣ нест ва барои он подошатон медиҳад.

(29) Бар шумо гуноҳе нест, ки ба хонаҳои умумӣ ба мисли дӯконҳо ва меҳмонхонаҳои барои нафъи омма омода шуда беиҷозат дароед. Ва Аллоҳ (ҷ) корҳо ва ҳолатҳоеро, ки ошкор ва пинҳон мекунед, медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест ва ҳатман шуморо ҷазои сазовор медиҳад.

Чун нигоҳ ба зани номаҳрам хабаррасони зино аст, Аллоҳ (ҷ) бо мақсади пешгирӣ аз он ба пӯшидани чашм фармуд дод ва гуфт:

(30) Эй Паёмбар, ба мардони имондор бигӯ, ки чашмони худро аз нигоҳ кардан ба зани номаҳрам ва авратҳо боз доранд ва шармгоҳи хешро аз воқеъ шудан дар ҳаром ва намоёншавии он ҳифз кунанд. Ин ҳифзи чашмон аз назари ҳаром барояшон назди Аллоҳ (ҷ) поктар аст. Яқинан Аллоҳ (ҷ) аз он чи мекунанд, Огоҳ аст. Чизе аз Ӯ махфӣ нест ва барояшон подош хоҳад дод.

(31) Ва ба занони имондор бигӯ, ки чашмони худро аз нигоҳ кардан ба чизҳои ҳаром нигоҳ доранд ва шармгоҳашонро бо дурӣ ҷустан аз кори фаҳш ва пӯшидани ҳиҷоб ҳифз кунанд ва набояд ороиши хешро барои ғайр ошкор созанд, ҷуз он чи мисли либос ошкору пӯшонидани он номумкин аст ва рӯсариҳояшонро бар гиребонҳояшон андозанд, то мӯйҳо ва гарданашонро бипӯшонад ва ороиши пинҳонашонро ошкор насозанд, магар барои шавҳаронашон, падаронашон, падарони шавҳаронашон, фарзандонашон, фарзандони ҳамсаронашон, бародаронашон, бародарзодаҳояшон, хоҳарзодаҳояшон, занони боэътимод, новобаста аз он ки беимон ё имондор ҳастанд, ғуломон ва канизонашон, дунболаравоне аз мардон, ки майли ҷинсӣ надоранд ва кӯдаконе, ки аз сабаби хурдсолӣ оиди аврати занон огоҳӣ надоранд. Ва набояд занон пойҳояшонро дар замин кӯбанд, то он чи аз зинати хеш монанди халхол[1] ва ғайра, ки пинҳон мекарданд, ошкор шавад. Ва эй мӯъминон, ҳамагӣ аз нигоҳи ҳаром ва дигар гуноҳон ба сӯи Аллоҳ (ҷ) тавба кунед, то шояд ба ҷаннат ноил гашта, аз ҷаҳаннам наҷот ёбед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Бидуни иҷозат ба биноҳои умумӣ даромадан раво аст;
2. Барои мардону занон ҳифзи чашм аз ҳаром фарз мебошад;
3. Пӯшидани ҳиҷоб бар занон фарз аст;
4. Истифода бурдани василаҳои шаҳватангез манъ аст.

---

1. Ҳалқаи тилло ё нуқра, ки занон барои зинати пой мебанданд. (**Мутарҷим**)

Чун дурудароз муҷаррад мондани мард ва зан сабаби паҳншавии зинокорӣ мегардад, Худо дар ояти зерин ба кӯмак расонидани занони бешавҳар ва мардони безан барои издивоҷ дастур дода гуфт:

(32) Ва эй мӯъминон, мардону занони муҷарради худ ва ғуломону канизони боимонатонро издивоҷ кунонед. Агар фақир бошанд, Аллоҳ (ч) онҳоро аз фазли густурдааш тавонгар месозад. Ва Аллоҳ (ч) Соҳиби ризқи фарох буда, аҳволи бандагонро медонад. Тавонгар сохтани касе ризқи Аллоҳ (ч)-ро кам намегардонад.

Чун Аллоҳ (ч) дар ояти боло ба мӯъминон амр кард, то мардону занони муҷаррадро издивоҷ кунонанд, дар ояти зерин ба марду зани муҷаррад дастур медиҳад, ки дар сурати надоштани қудрати издивоҷ бояд покдомании худро нигоҳ доранд.

(33) Ва касоне, ки аз сабаби фақирӣ издивоҷ карда наметавонанд, бояд аз зино покдоманӣ ҷӯянд, то вақте Парвардигор онҳоро аз фазли густурдааш тавонгар гардонад. Ва он ғуломоне, ки бо пардохтани мол барои озодшавиашон аз хоҷагонашон дархости навиштани ақди озодӣ кунанд, пас бар хоҷагонашон пазируфтани навиштани ақднома бо он ғуломон шарт ва зарур аст, агар дар ғуломон тавони пардохтани баҳои озодӣ ва дар диндорӣ солеҳ буданашонро донанд. Ва бояд хоҷагон ба ғуломон аз моли ба онҳо атокардаи Аллоҳ (ч) бидиҳанд, ба ин маъно, ки ҷузъе аз маблағи озодии дар ақднома қайдшударо кам кунанд, то дар озодшавиашон кӯмак расонанд. Ва канизони хештанро агар қасди покдоманӣ намоянд,[1] барои талаб ва ба даст овардани матои дунё, ки аз роҳи фоҳишагӣ касб мекунанд, ба зино маҷбур насозед. Он гуна ки Абдуллоҳ ибни Убайи Салули мунофиқ бо ду канизаш, ки покдоманӣ ва дурӣ аз фоҳишагиро хостанд, ҳамин корро кард. Ва ҳар ки аз шумо канизонро ба анҷоми амали фаҳш водор мекунад, пас Аллоҳ (ч) баъди маҷбурсозӣ Бахшандаи гуноҳони канизон буда, нисбаташон Меҳрубон аст. Чунки онҳо аз тарафи хоҷагонашон ба амали зино маҷбур шуда ва гунаҳкор хоҷагонашон ҳастанд.



وَأَنكِحُوا الْأَيَامَىٰ مِنكُمْ وَالصَّالِحِينَ مِنْ عِبَادِكُمْ وَإِمَائِكُمْ ۚ إِن
يَكُونُوا فُقَرَاءَ يُغْنِهِمُ اللَّهُ مِن فَضْلِهِ ۗ وَاللَّهُ وَاسِعٌ عَلِيمٌ ٣٢
وَلْيَسْتَعْفِفِ الَّذِينَ لَا يَجِدُونَ نِكَاحًا حَتَّىٰ يُغْنِيَهُمُ اللَّهُ مِن فَضْلِهِ ۗ
وَالَّذِينَ يَبْتَغُونَ الْكِتَابَ مِمَّا مَلَكَتْ أَيْمَانُكُمْ فَكَاتِبُوهُمْ إِنْ
عَلِمْتُمْ فِيهِمْ خَيْرًا ۖ وَآتُوهُم مِّن مَّالِ اللَّهِ الَّذِي آتَاكُمْ ۚ وَلَا تُكْرِهُوا
فَتَيَاتِكُمْ عَلَى الْبِغَاءِ إِنْ أَرَدْنَ تَحَصُّنًا لِّتَبْتَغُوا عَرَضَ الْحَيَاةِ
الدُّنْيَا ۚ وَمَن يُكْرِههُّنَّ فَإِنَّ اللَّهَ مِن بَعْدِ إِكْرَاهِهِنَّ غَفُورٌ رَّحِيمٌ
٣٣ وَلَقَدْ أَنزَلْنَا إِلَيْكُمْ آيَاتٍ مُّبَيِّنَاتٍ وَمَثَلًا مِّنَ الَّذِينَ خَلَوْا
مِن قَبْلِكُمْ وَمَوْعِظَةً لِّلْمُتَّقِينَ ٣٤ ۞ اللَّهُ نُورُ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ ۚ الحزب ٣٦
مَثَلُ نُورِهِ كَمِشْكَاةٍ فِيهَا مِصْبَاحٌ ۖ الْمِصْبَاحُ فِي زُجَاجَةٍ ۖ
الزُّجَاجَةُ كَأَنَّهَا كَوْكَبٌ دُرِّيٌّ يُوقَدُ مِن شَجَرَةٍ مُّبَارَكَةٍ زَيْتُونَةٍ
لَّا شَرْقِيَّةٍ وَلَا غَرْبِيَّةٍ يَكَادُ زَيْتُهَا يُضِيءُ وَلَوْ لَمْ تَمْسَسْهُ نَارٌ ۚ
نُّورٌ عَلَىٰ نُورٍ ۗ يَهْدِي اللَّهُ لِنُورِهِ مَن يَشَاءُ ۚ وَيَضْرِبُ اللَّهُ الْأَمْثَالَ
لِلنَّاسِ ۗ وَاللَّهُ بِكُلِّ شَيْءٍ عَلِيمٌ ٣٥ فِي بُيُوتٍ أَذِنَ اللَّهُ أَن تُرْفَعَ
وَيُذْكَرَ فِيهَا اسْمُهُ يُسَبِّحُ لَهُ فِيهَا بِالْغُدُوِّ وَالْآصَالِ ٣٦


(34) Ва эй мардум, ба дурустӣ ки Мо ба сӯи шумо оятҳои равшани фаҳмо ва саргузашти мӯъминону кофирони қабл аз шумо гузаштаро фуруд овардем ва бароятон пандеро нозил кардем, ки тақвопешагон аз он панд мегиранд.

(35) Аллоҳ (ч) Нури осмонҳову замин ва раҳнамои ҳамаи мавҷудот аст. Достони нури Аллоҳ (ч) дар дили мӯъмин монанди тоқест, ки дар он чароғ аст, чароғ дар шишааст, шиша мисли ситораи дурахшон аст, он чароғ аз равғани дарахти муборакӣ Зайтун афрӯхта мешавад, он дарахтро на пагоҳ ва на бегоҳ чизе аз офтоб намепӯшонад, равғанаш аз сабаби покиаш агарчи оташ ба он нарасад, қариб медурахшад. Пас агар ба он оташ расад, чӣ мешавад?! Нури чароғ бар нури шиша зам шудааст. Қалби мӯъмин вақте дар он нури ҳидоят медурахшад, ҳамин гунааст. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, тавфиқи ҳидояти пайравии Қуръонро медиҳад ва Аллоҳ (ч) барои мардум ҳар чизро бо овардани масалҳо баён мекунад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи ҳамаи чиз аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.

(36) Ин чароғ дар масҷидҳое фурӯзон сохта мешавад, ки Аллоҳ (ч) амр намудааст, то мақом ва иморати он баланд гардад ва онҷо номи Ӯ бо садои азон, зикр, намоз ёд шавад, дар онҷо дар аввал ва охири рӯз бо мақсади талаби ризои илоҳӣ намоз мегузоранд-

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худованд роҳҳои ғуломсозиро баста ва роҳҳои озодиро васеъ гардонида, ба он тарғиб намудааст;

2.Оятҳои карима ифодагари аз роҳи навиштани ақдномаи озодӣ раҳоӣ ёфтан аз ғуломӣ ва расонидани ёрии молӣ барои озодии ғулом аст, то бардагон дар ҷомеа табақаи беэътибори соҳибони пешаи фоҳишагӣ набошанд;

3.Дили мӯъмин бо нури сиришти солим ва нури ҳидояти илоҳӣ мунаввар мебошад;

4.Масҷидҳо дар замин хонаи Худоянд. Ин маконҳои муқаддас ба мақсади ибодати Худо бино гардида ва аз ҳамин сабаб бояд аз палидиҳои ҳиссӣ ва маънавӣ дур нигоҳ дошта шаванд;

5.“**Нур**” яке аз номҳои зебои Худо аст.

---

1. Қайди “**агар қасди покдоманӣ намоянд...**” аз нигоҳи муфассирон ду эҳтимол дорад. **Ин қайд** ба эътибори сабаби нузул омада аст, ки канизони Раҳбари мунофиқон қасди покдоманӣ доштанд, аммо вай онҳоро маҷбур месохт. **Қайд** ба эътибори ғолиби ҳолати канизон омада аст, ки дар аксар ҳолат канизон покдомониро мехоҳанд. Ба ҳар сурат, ин қайд акси маъно надорад. Яъне, агар ба фарзи мисол, канизе қасди покдоманӣ ҳам надошта бошад, хоҷааш ҳаққи ба фоҳишагӣ маҷбурсозии ӯро надорад. (**Мутарҷим**)

رِجَالٌ لَّا تُلۡهِيهِمۡ تِجَٰرَةٌ وَلَا بَيۡعٌ عَن ذِكۡرِ ٱللَّهِ وَإِقَامِ ٱلصَّلَوٰةِ
وَإِيتَآءِ ٱلزَّكَوٰةِ يَخَافُونَ يَوۡمًا تَتَقَلَّبُ فِيهِ ٱلۡقُلُوبُ وَٱلۡأَبۡصَٰرُ ٣٧
لِيَجۡزِيَهُمُ ٱللَّهُ أَحۡسَنَ مَا عَمِلُواْ وَيَزِيدَهُم مِّن فَضۡلِهِۦۗ وَٱللَّهُ
يَرۡزُقُ مَن يَشَآءُ بِغَيۡرِ حِسَابٖ ٣٨ وَٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ أَعۡمَٰلُهُمۡ كَسَرَابِۭ
بِقِيعَةٖ يَحۡسَبُهُ ٱلظَّمۡـَٔانُ مَآءً حَتَّىٰٓ إِذَا جَآءَهُۥ لَمۡ يَجِدۡهُ شَيۡـٔٗا
وَوَجَدَ ٱللَّهَ عِندَهُۥ فَوَفَّىٰهُ حِسَابَهُۥۗ وَٱللَّهُ سَرِيعُ ٱلۡحِسَابِ ٣٩
أَوۡ كَظُلُمَٰتٖ فِي بَحۡرٖ لُّجِّيّٖ يَغۡشَىٰهُ مَوۡجٞ مِّن فَوۡقِهِۦ مَوۡجٞ مِّن فَوۡقِهِۦ
سَحَابٞۚ ظُلُمَٰتُۢ بَعۡضُهَا فَوۡقَ بَعۡضٍ إِذَآ أَخۡرَجَ يَدَهُۥ لَمۡ يَكَدۡ
يَرَىٰهَاۗ وَمَن لَّمۡ يَجۡعَلِ ٱللَّهُ لَهُۥ نُورٗا فَمَا لَهُۥ مِن نُّورٍ ٤٠ أَلَمۡ تَرَ أَنَّ
ٱللَّهَ يُسَبِّحُ لَهُۥ مَن فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ وَٱلطَّيۡرُ صَٰٓفَّٰتٖۖ كُلّٞ
قَدۡ عَلِمَ صَلَاتَهُۥ وَتَسۡبِيحَهُۥۗ وَٱللَّهُ عَلِيمُۢ بِمَا يَفۡعَلُونَ ٤١ وَلِلَّهِ مُلۡكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۖ وَإِلَى ٱللَّهِ ٱلۡمَصِيرُ ٤٢ أَلَمۡ تَرَ أَنَّ ٱللَّهَ يُزۡجِي
سَحَابٗا ثُمَّ يُؤَلِّفُ بَيۡنَهُۥ ثُمَّ يَجۡعَلُهُۥ رُكَامٗا فَتَرَى ٱلۡوَدۡقَ يَخۡرُجُ مِنۡ
خِلَٰلِهِۦ وَيُنَزِّلُ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مِن جِبَالٖ فِيهَا مِنۢ بَرَدٖ فَيُصِيبُ بِهِۦ مَن يَشَآءُ
وَيَصۡرِفُهُۥ عَن مَّن يَشَآءُۖ يَكَادُ سَنَا بَرۡقِهِۦ يَذۡهَبُ بِٱلۡأَبۡصَٰرِ ٤٣



(37) Дар он масчидҳо мардоне намоз мегузоранд ва Худоро ба покӣ ёд мекунанд, ки онҳоро харид ва фурӯш аз ёди Аллоҳ (ч) ва хондани намоз дар комилтарин сурат ва пардохтани закот ба шахсони арзанда ғофил намесозад, онҳо аз қиёмат метарсанд, он рӯзе, ки қалбҳо дар он байни тамаъ ба раҳоӣ аз азоб ва тарс аз он ноором буда ва дидагон ба ҳар тараф мечархад.

(38) Он мардон ин корҳои шоистаро анҷом медиҳанд, то Аллоҳ (ч) дар ивази корҳои некашон подоши беҳтарин амалҳои онҳоро бидиҳад ва аз фазлаш мукофоти онҳоро афзун гардонад. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро хоҳад, ба қадри аъмолаш рӯзии беҳисоб медиҳад, балки чанд баробар бештар аз амалҳои солеҳаш ато мекунад.

(39) Ва амалҳои кофирон беподош буда, монанди сароби биёбони беобу алаф аст. Шахси ташна онро дида, об мепиндорад, пас ба сӯи он ҳаракат мекунад, то вақте ки наздикаш биёяд, оберо намеёбад. Кофир низ ҳамин гуна аст. Гумон мекунад, ки амалҳои кардааш ба вай фоида мерасонад, аммо чун баъди маргаш зинда гардонида шавад, подоши корҳои кардаашро намеёбад ва наздики он аъмоли саробмонанди хеш ҳукми Аллоҳ (ч)-ро меёбад, пас ҳисоби корашро комилан мепардозад. Ва Аллоҳ (ч) зуд Ҳисобкунанда ва Муҷозотдиҳанда аст.

(40) Ё аъмоли аҳли куфр ба монанди торикиҳои баҳри чуқурест, ки рӯи онро мавҷ фаро гирифтааст, аз болои он мавҷ, мавҷи дигарест, аз болояш абри пӯшонандаи ситораҳост, торикиҳое, ки баъзеаш бар рӯи баъзеи дигараш ҷамъ шудаанд. Ҳар ки дучори чунин торикӣ шавад, чун дасташро берун орад, аз шиддати торикӣ қариб онро намебинад. Ҳолати кофир низ ҳамин гуна аст. Торикиҳои нодонӣ, шубҳа, ҳайрат, мӯҳри дилаш рӯи ҳам ҷамъ гаштаанд. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки ҳидоят ва дониши Китоби Худро рӯзӣ накунад, пас ӯ ҳеҷ раҳнамо ва китобе, ки аз он рӯшноӣ биҷӯяд, надорад.

(41) Эй Паёмбар, оё намедонӣ, ҳамаи махлуқоти осмонҳову замин ва парандагон, ки болҳояшонро дар фазо мекушоянд, Аллоҳ (ч)-ро ба покӣ ёд мекунанд? Аллоҳ (ч) аз тамоми ин махлуқот намози онеро, ки **мисли инсон** намоз мехонад ва тасбеҳи онеро, ки **мисли** паррандагон тасбеҳ мегӯяд, медонад. Ва он чи мекунанд, Аллоҳ (ч) медонад. Чизе аз Ӯ махфӣ нест.

(42) Ва моликияту ҳукмфармоии осмонҳо ва замин танҳо аз Аллоҳ (ч) аст ва дар рӯзи қиёмат бозгашт барои пурсуҷӯю гирифтани подош ягона ба сӯи Аллоҳ (ч) аст.

(43) Эй Паёмбар, оё намедонӣ, Аллоҳ (ч) абрҳоро оҳиста меронад, сипас баъзе пораҳояшро бо баъзеи дигараш ҷамъ меорад, сипас онро рӯи ҳам анбошта месозад, пас боронро мебинӣ, ки аз дохили абрҳо берун мешавад ва аз самти осмон аз абрҳои рӯи ҳам анбоштае, ки чун кӯҳҳо бузурганд, ба монанди сангрезаҳо пораҳои яхшудаи обро фуруд меорад, пас бо он жолаҳо ба ҳар ки хоҳад, зиён мерасонад ва аз ҳар ки хоҳад, онро боз медорад, қариб аст, ки дурахшандагии барқи абрҳо аз шиддати рӯшноӣ чашмҳоро хира сохта, аз байн бибарад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Мӯъмин байни корҳои дунёву охират тавозунро риоя месозад;
2. Амали кофир ба сабаби мавҷуд набудани имон ботил аст;
3. Кофир аз миёни махлуқоти фармонбардор ва машғули тасбеҳи Худо сарпеч ва нофармон аст;
4. Ҳамаи марҳилаҳои пайдоиши борон аз офариниш ва андозаи муайянсохтаи Парвардигор аст.


الجزء الثامن عشر — سورة النور

يُقَلِّبُ ٱللَّهُ ٱلَّيْلَ وَٱلنَّهَارَ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَعِبْرَةً لِّأُوْلِى ٱلْأَبْصَٰرِ ٤٤
وَٱللَّهُ خَلَقَ كُلَّ دَآبَّةٍ مِّن مَّآءٍ فَمِنْهُم مَّن يَمْشِى عَلَىٰ بَطْنِهِۦ وَمِنْهُم مَّن
يَمْشِى عَلَىٰ رِجْلَيْنِ وَمِنْهُم مَّن يَمْشِى عَلَىٰٓ أَرْبَعٍ يَخْلُقُ ٱللَّهُ مَا يَشَآءُ
إِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرٌ ٤٥ لَّقَدْ أَنزَلْنَآ ءَايَٰتٍ مُّبَيِّنَٰتٍ
وَٱللَّهُ يَهْدِى مَن يَشَآءُ إِلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ٤٦ وَيَقُولُونَ
ءَامَنَّا بِٱللَّهِ وَبِٱلرَّسُولِ وَأَطَعْنَا ثُمَّ يَتَوَلَّىٰ فَرِيقٌ مِّنْهُم مِّنۢ بَعْدِ
ذَٰلِكَ وَمَآ أُوْلَٰٓئِكَ بِٱلْمُؤْمِنِينَ ٤٧ وَإِذَا دُعُوٓاْ إِلَى ٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ
لِيَحْكُمَ بَيْنَهُمْ إِذَا فَرِيقٌ مِّنْهُم مُّعْرِضُونَ ٤٨ وَإِن يَكُن لَّهُمُ ٱلْحَقُّ
يَأْتُوٓاْ إِلَيْهِ مُذْعِنِينَ ٤٩ أَفِى قُلُوبِهِم مَّرَضٌ أَمِ ٱرْتَابُوٓاْ أَمْ يَخَافُونَ
أَن يَحِيفَ ٱللَّهُ عَلَيْهِمْ وَرَسُولُهُۥ بَلْ أُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلظَّٰلِمُونَ ٥٠ إِنَّمَا
كَانَ قَوْلَ ٱلْمُؤْمِنِينَ إِذَا دُعُوٓاْ إِلَى ٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ لِيَحْكُمَ بَيْنَهُمْ أَن
يَقُولُواْ سَمِعْنَا وَأَطَعْنَا وَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْمُفْلِحُونَ ٥١ وَمَن
يُطِعِ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ وَيَخْشَ ٱللَّهَ وَيَتَّقْهِ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلْفَآئِزُونَ
٥٢ ۞ وَأَقْسَمُواْ بِٱللَّهِ جَهْدَ أَيْمَٰنِهِمْ لَئِنْ أَمَرْتَهُمْ لَيَخْرُجُنَّ قُل
لَّا تُقْسِمُواْ طَاعَةٌ مَّعْرُوفَةٌ إِنَّ ٱللَّهَ خَبِيرٌۢ بِمَا تَعْمَلُونَ ٥٣

نصف الحزب ٣٦

٣٥٦

44 Аллоҳ (ч) шаб ва рӯзро бо дарозу кӯтоҳ гардидан, рафтан ва омадан паёпай меорад. Бешак, дар ин нишонаҳо барои соҳибхирадон пандест, ки аз он қудрат ва ваҳдонияти Аллоҳ (ч)-ро дарк мекунанд.
45 Ва Аллоҳ (ч) ҳар ҷонвареро, ки дар замин меҷунбад, аз нутфа офаридааст, пас баъзеашон ба мисли мор дар замин бо шикам хазида роҳ мераванд ва баъзеашон ба мисли инсонҳо ва парандагон бо ду пой роҳ мераванд ва баъзеашон ба мисли чаҳорпоён бо чаҳор пой роҳ мераванд. Аллоҳ (ч) ҳар чи хоҳад, меофарад. Ҳамоно Аллоҳ (ч) ба ҳама чиз Қодир аст. Чизе Ӯро оҷиз гардонида наметавонад.
46 Бешубҳа, Мо бар Муҳаммад (с) оятҳои равшани қобили фаҳму даркро нозил кардем. Ва Аллоҳ (ч) ба ҳар ки хоҳад, тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро медиҳад ва он роҳ ӯро ба ҷаннат мебарад.
47 Ва мунофиқон мегӯянд: “**Ба Аллоҳу Расул имон овардем ва аз дастурашон итоат кардем.**” Сипас тоифае аз онҳо баъд аз даъвои имондорӣ ва фармонбардорӣ, аз амри Аллоҳу Расулаш оиди ҷиҳод ва ғайра сарпечӣ карда, рӯй метобанд. Ва ин гурӯҳи аз фармони Аллоҳ ва Расулаш сарпечида агарчи даъвои имондорӣ кунанд, мӯъмин нестанд.
48 Ва вақте ин гурӯҳи мунофиқ ба сӯи Аллоҳ ва Расулаш даъват шаванд, то Расули Аллоҳ дар байнашон оиди он чи бо якдигар даъво доранд, доварӣ кунад, ногаҳон баъзеашон ба иллати нифоқ аз ҳукми ӯ рӯй метобанд.
49 Ва агар ҳақро ба нафъи худ донанд ва донанд, ки Расули Аллоҳ ба фоидаи онҳо ҳукм мекунад, бо таслими комил ва фурӯтанӣ наздаш меоянд.
50 Оё дар дили ин мунофиқон бемории доимӣ аст, ё дар мавриди нубуввати Муҳаммад (с) шубҳа доранд, ё аз он метарсанд, ки Аллоҳ (ч) ва Расулаш дар доварӣ ба онҳо зулм мекунанд?! Не, чунин нест, балки ин рафтори мунофиқон аз рӯи иллати ситамкорисет, ки ба сабаби рӯй тофтан аз ҳукми Расули Аллоҳ ва саркашӣ дар онҳо ҷой гирифтааст.

Чун Худованд дар оятҳои мазкур мавқеъгирии мунофиқонро зикр намуд, ки фармони Ӯ ва Паёмбарашро намепазиранд, дар ояти зерин мавқеъгирии мӯъминонро дар баробари фармони Худ ва Паёмбараш баён сохта гуфт:

51 Албатта, қавли мӯъминон чун ба сӯи Аллоҳ ва Расулаш даъват шаванд, то дар байнашон ҳукм кунад, он аст, ки мегӯянд: “**Суханашро шунидем ва амрашро итоат кардем.**” Ва ин гурӯҳи тавсифшуда дар дунёву охират растагорони воқеӣ ҳастанд.
52 Ва ҳар ки аз Аллоҳу Расулаш итоат карда, ба ҳукмашон таслим мегардад ва аз оқибати гуноҳ метарсад ва бо иҷрои амр ва дурӣ ҷустан аз наҳӣ аз азоби Аллоҳ (ч) парҳез мекунад, пас танҳо ин ҷамоаи дорои сифатҳои мазкур бо ҳосил намудани хайри дунёву охират растагорони ҳақиқӣ ҳастанд.
53 Ва мунофиқон ба номи Аллоҳ (ч) сахттарин савгандҳояшонро хӯрданд, ки агар онҳоро ба ҷиҳод дастур диҳӣ, ҳатман мебароянд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Савганд нахӯред. Зеро дурӯғгӯӣ ва итоати нӯки забонии шумо маълум аст. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи мекунед, Огоҳ аст. Ҳар қадар талоши пинҳон доштани корҳоятонро кунед, аз Ӯ пӯшида намемонад.**”

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Гуногунрангии махлуқот нишонаи қудрати Парвардигор аст;

2.Аз ҷумлаи сифатҳои мунофиқон он аст, ки аз ҳукми Худо рӯй мегардонанд, магар дар сурати ба суди онҳо буданаш, инчунин бемории қалб, шубҳа ва бадгумонӣ ба Худо аз хислатҳои аҳли нифоқ аст;

3.Итоати Аллоҳу Расулаш ва тарс аз Аллоҳ аз ҷумлаи сабабҳои растагорӣ дар дунёву охират мебошад;

4.Савганд дурӯғ ёд кардан рафтори маъруфи мунофиқон аст.

قُلۡ أَطِيعُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُواْ ٱلرَّسُولَۖ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَإِنَّمَا عَلَيۡهِ مَا حُمِّلَ
وَعَلَيۡكُم مَّا حُمِّلۡتُمۡۖ وَإِن تُطِيعُوهُ تَهۡتَدُواْۚ وَمَا عَلَى ٱلرَّسُولِ
إِلَّا ٱلۡبَلَٰغُ ٱلۡمُبِينُ ٥٤ وَعَدَ ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مِنكُمۡ وَعَمِلُواْ
ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَيَسۡتَخۡلِفَنَّهُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ كَمَا ٱسۡتَخۡلَفَ
ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡ وَلَيُمَكِّنَنَّ لَهُمۡ دِينَهُمُ ٱلَّذِي ٱرۡتَضَىٰ
لَهُمۡ وَلَيُبَدِّلَنَّهُم مِّنۢ بَعۡدِ خَوۡفِهِمۡ أَمۡنٗاۚ يَعۡبُدُونَنِي لَا يُشۡرِكُونَ
بِي شَيۡـٔٗاۚ وَمَن كَفَرَ بَعۡدَ ذَٰلِكَ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡفَٰسِقُونَ ٥٥
وَأَقِيمُواْ ٱلصَّلَوٰةَ وَءَاتُواْ ٱلزَّكَوٰةَ وَأَطِيعُواْ ٱلرَّسُولَ لَعَلَّكُمۡ
تُرۡحَمُونَ ٥٦ لَا تَحۡسَبَنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مُعۡجِزِينَ فِي ٱلۡأَرۡضِۚ
وَمَأۡوَىٰهُمُ ٱلنَّارُۖ وَلَبِئۡسَ ٱلۡمَصِيرُ ٥٧ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
لِيَسۡتَـٔۡذِنكُمُ ٱلَّذِينَ مَلَكَتۡ أَيۡمَٰنُكُمۡ وَٱلَّذِينَ لَمۡ يَبۡلُغُواْ ٱلۡحُلُمَ مِنكُمۡ
ثَلَٰثَ مَرَّٰتٖۚ مِّن قَبۡلِ صَلَوٰةِ ٱلۡفَجۡرِ وَحِينَ تَضَعُونَ ثِيَابَكُم مِّنَ
ٱلظَّهِيرَةِ وَمِنۢ بَعۡدِ صَلَوٰةِ ٱلۡعِشَآءِۚ ثَلَٰثُ عَوۡرَٰتٖ لَّكُمۡۚ لَيۡسَ عَلَيۡكُمۡ
وَلَا عَلَيۡهِمۡ جُنَاحُۢ بَعۡدَهُنَّۚ طَوَّٰفُونَ عَلَيۡكُم بَعۡضُكُمۡ عَلَىٰ بَعۡضٖۚ
كَذَٰلِكَ يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمُ ٱلۡأٓيَٰتِۗ وَٱللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٞ ٥٨



(54) Эй Паёмбар, ба ин мунофиқон бигӯ: “**Дар ошкору ниҳон аз Аллоҳ итоат кунед ва аз Расулаш итоат кунед. Пас агар аз итоати Аллоҳу Расулаш рӯй гардонед, пас бар вай анҷоми таблиғе, ки бар дӯшаш гузошта шудааст, воҷиб аст ва бар шумо тоат ва амал ба дини овардааш, ки ба он мукаллаф гаштаед, воҷиб аст. Ва агар аз Расули Аллоҳ бо иҷрои амраш ва парҳез аз наҳяш итоат кунед, ба сӯи ҳақ роҳ меёбед. Ва бар Расули Аллоҳ ҷуз таблиғи ошкор чизе нест. Вазифаи ӯ он нест, ки шуморо барои ҳидоят шудан маҷбур созад.”**
(55) Аллоҳ (ч) ба касоне аз шумо, ки ба Ӯ имон овардаанд ва корҳои нек мекунанд, ваъда додааст, ки онҳоро ба муқобили душманонашон нусрат медиҳад ва чунончи мӯъминони гузаштаро ҷонишин гардонид, онҳоро низ дар замин ҷонишин месозад ва инчунин ваъда додааст, ки дини барояшон писандидаи Исломро побарҷо ва пирӯз мегардонад ва барояшон ваъда додааст, ки ҳолаташонро баъди ҳаросашон ба амният ва осоиш табдил медиҳад. Онҳо танҳо Маро парастида, чизеро ба Ман шарик намесозанд. Ва ҳар ки баъд аз ин неъматҳо носипосӣ кунад, пас ин гурӯҳи носипос аз итоати Аллоҳ (ч) хориҷанд.
(56) Ва намозро дар комилтарин сураташ барпо намоед ва закоти молатонро бипардозед ва Расули Аллоҳро бо иҷрои амраш ва парҳез аз наҳяш итоат намоед, ба умеди он ки ба раҳмати илоҳӣ ноил гардед.
(57) Эй Паёмбар, кофиронро оҷизсозандаи Ман мапиндор, ки чун бар онҳо азобам фуруд ояд, аз он раҳоӣ ёбанд. Ва ҷояшон рӯзи қиёмат ҷаҳаннам аст ва он ҷойи ниҳоят бад аст.

Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои гузашта аҳкоми иҷозатпурсии шахсони озоди ба балоғат расидаро овард, дар ояти зерин аҳкоми мутааллиқ ба рухсатхоҳии ғуломон, шахсони озоди ноболиғ ва кӯдакони ба балоғат расидаро баён намуда гуфт:
(58) Эй мӯъминони мутобиқи шариат амалкунанда, бояд ғуломону канизон ва кӯдакони озоди ноболиғатон аз шумо дар се вақт иҷозати даромадан пурсанд: **қабл аз намози бомдод**, дар вақти иваз кардани либосҳои хоб ва **дар вақти нисфирӯзӣ**, вақте ки либосҳоятонро барои хоби қайлула аз тан мекашед ва **баъди намози хуфтан**, зеро ин вақти хобидан ва кашидани либосҳои ғайри хоб ва пӯшидани либосҳои хоб аст. Ин вақтҳо барои шумо се вақти хилват ва ошкоршавии аврат аст. Онҳо набояд дар ин вақтҳо наздатон дароянд, магар баъд аз иҷозати шумо. Бар шумо ва бар онҳо гуноҳе нест, ки пас аз ин се вақт беиҷозат дароянд. Ин гурӯҳи ёдшуда наздатон бисёр рафтуомадкунанда буда, баъзеатон бо баъзеи дигаратон зиёд рафтуомад ва шинухез мекунед. Пас фармудани онҳо, ки дар ҳама ҳолат пеш аз даромаданашон рухсат пурсанд ва бе иҷозат надароянд, душвор аст. Чунончи Аллоҳ (ч) барои шумо аҳкоми вобаста ба иҷозатпурсиро баён кард, ҳамин гуна оятҳои далолаткунандаи аҳкоми Хешро баён месозад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи фоидаи бандагон буда, дар муқаррар сохтани аҳкомаш Боҳикмат аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Пайравии Паёмбар (с) аломати ҳидояти шахс аст;

2.Даъватгар вазифадор аст, ки ҳама талошашро дар роҳи даъват сарф намояд ва натиҷаҳои он дар дасти Худо аст;

3.Имону амали солеҳ сабаби пайдоиши макон ва осоиштагӣ дар замин мегардад;

4.Бояд одоби пурсидани иҷозати даромадан ба хона ба арофиён, хусусан кӯдакон, ғуломон ва канизон таълим дода шавад.

وَإِذَا بَلَغَ ٱلۡأَطۡفَٰلُ مِنكُمُ ٱلۡحُلُمَ فَلۡيَسۡتَـٔۡذِنُواْ كَمَا
ٱسۡتَـٔۡذَنَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ كَذَٰلِكَ يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمۡ
ءَايَٰتِهِۦۗ وَٱللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٞ ٥٩ وَٱلۡقَوَٰعِدُ مِنَ ٱلنِّسَآءِ
ٱلَّٰتِي لَا يَرۡجُونَ نِكَاحٗا فَلَيۡسَ عَلَيۡهِنَّ جُنَاحٌ أَن يَضَعۡنَ
ثِيَابَهُنَّ غَيۡرَ مُتَبَرِّجَٰتِۭ بِزِينَةٖۖ وَأَن يَسۡتَعۡفِفۡنَ خَيۡرٞ
لَّهُنَّۗ وَٱللَّهُ سَمِيعٌ عَلِيمٞ ٦٠ لَّيۡسَ عَلَى ٱلۡأَعۡمَىٰ حَرَجٞ وَلَا
عَلَى ٱلۡأَعۡرَجِ حَرَجٞ وَلَا عَلَى ٱلۡمَرِيضِ حَرَجٞ وَلَا عَلَىٰٓ أَنفُسِكُمۡ
أَن تَأۡكُلُواْ مِنۢ بُيُوتِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ ءَابَآئِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ
أُمَّهَٰتِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ إِخۡوَٰنِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ أَخَوَٰتِكُمۡ
أَوۡ بُيُوتِ أَعۡمَٰمِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ عَمَّٰتِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ
أَخۡوَٰلِكُمۡ أَوۡ بُيُوتِ خَٰلَٰتِكُمۡ أَوۡ مَا مَلَكۡتُم
مَّفَاتِحَهُۥٓ أَوۡ صَدِيقِكُمۡۚ لَيۡسَ عَلَيۡكُمۡ جُنَاحٌ أَن
تَأۡكُلُواْ جَمِيعًا أَوۡ أَشۡتَاتٗاۚ فَإِذَا دَخَلۡتُم بُيُوتٗا فَسَلِّمُواْ
عَلَىٰٓ أَنفُسِكُمۡ تَحِيَّةٗ مِّنۡ عِندِ ٱللَّهِ مُبَٰرَكَةٗ طَيِّبَةٗۚ كَذَٰلِكَ
يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمُ ٱلۡأٓيَٰتِ لَعَلَّكُمۡ تَعۡقِلُونَ ٦١



59 Ва чун кӯдакони шумо ба балоғат бирасанд, пас бояд ҳама вақт ҳангоми даромадани хона иҷозат пурсанд, чунончи пештар дар бораи калонсолон ҳамин ҳукм зикр шуд.[1] Читавре, ки Парвардигор ба шумо аҳкоми вобаста ба иҷозатпурсиро зикр намуд, ҳамин гуна оятҳояшро бароятон баён месозад. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи фоидаи бандагон буда, дар муқаррар сохтани аҳкомаш Боҳикмат аст.

60 Ва пиразанони ба сабаби пирӣ аз ҳайз ва бордоршавӣ нотавон, ки ба никоҳ умед надоранд, бар онҳо гуноҳе нест, ки баъзе аз либоси худро ба мисли чодар ба замин гузоранд, дар ҳоле ороиши махфиеро, ки пӯшониданаш фарз аст, ошкор насозанд ва парҳез карданашон аз гузоштани он либосҳо барояшон беҳтар аст, зеро покдоманию пӯшиш бештар риоя мегардад. Ва Аллоҳ (ч) Шунавои Доно аст. Суханатонро мешунавад ва амалатонро медонад. Ҳеҷ сухан ва амалатон аз Ӯ махфӣ намемонад ва ба зудӣ подошатонро хоҳад дод.

61 Бар кӯр гуноҳ нест ва бар ланг гуноҳ нест ва бар бемор гуноҳ нест, ки корҳои мисли ҷиҳоди роҳи Худоро, агар аз уҳдааш набароянд, тарк кунанд ва бар шумо мӯъминон дар хӯрдан аз хонаҳоятон, хонаҳои фарзандонатон, хонаҳои падаронатон, хонаҳои модаронатон, хонаҳои бародаронатон, хонаҳои хоҳаронатон, хонаҳои амӯҳоятон, хонаҳои аммаҳоятон, хонаҳои тағоҳоятон, хонаҳои холаҳоятон, он хонаҳое, ки муҳофизаташ ба шумо ҳавола шудааст (**ба мисли боғбон**) ё хонаҳои дӯстатон /зеро дӯст одатан аз ин кор шод мегардад/ гуноҳе нест, ки дастаҷамъӣ ё танҳо мехӯред. Пас чун ба хонаҳое чун хонаҳои зикршуда ва ғайри он дароед, ба ҳар касе, ки дар онҷост, бо гуфтани "**Ассалому алайкум**" салом диҳед. Пас агар онҷо касе набошад, дар он сурат бо гуфтани "**Бар мо ва бар бандагони солеҳи Худо салом**" бар худатон салом диҳед Ин саломи муборакӣ покро Аллоҳ (ч) муқаррар сохтааст. Баракат ва покиаш дар он аст, ки боиси нашри муҳаббату улфат шуда, хотири шунавандаашро хуш мегардонад. Аллоҳ (ч) ба монанди тавзеҳ додани ин сура оятҳои Хешро бароятон баён месозад, то онро фаҳмед ва амал кунед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ба замин гузоштани баъзе либосҳо барои пиразанон ҷоиз аст, зеро онҳо боиси фитна намегарданд;

2.Эҳтиёткорӣ дар дин рафтори парҳезкорон аст;

3.Узрҳо сабаби сабукшавии масъулиятҳо мегардад;

4.Ҷомеаи исломӣ бо ҳам пайванд ва бародару кӯмакрасонанд.

إِنَّمَا ٱلْمُؤْمِنُونَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ وَإِذَا كَانُوا۟ مَعَهُۥ
عَلَىٰٓ أَمْرٍ جَامِعٍ لَّمْ يَذْهَبُوا۟ حَتَّىٰ يَسْتَـْٔذِنُوهُ ۚ إِنَّ ٱلَّذِينَ يَسْتَـْٔذِنُونَكَ
أُو۟لَـٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ يُؤْمِنُونَ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ ۚ فَإِذَا ٱسْتَـْٔذَنُوكَ
لِبَعْضِ شَأْنِهِمْ فَأْذَن لِّمَن شِئْتَ مِنْهُمْ وَٱسْتَغْفِرْ لَهُمُ
ٱللَّهَ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ٦٢ لَّا تَجْعَلُوا۟ دُعَآءَ ٱلرَّسُولِ
بَيْنَكُمْ كَدُعَآءِ بَعْضِكُم بَعْضًا ۚ قَدْ يَعْلَمُ ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ
يَتَسَلَّلُونَ مِنكُمْ لِوَاذًا ۚ فَلْيَحْذَرِ ٱلَّذِينَ يُخَالِفُونَ عَنْ
أَمْرِهِۦٓ أَن تُصِيبَهُمْ فِتْنَةٌ أَوْ يُصِيبَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ٦٣ أَلَآ إِنَّ
لِلَّهِ مَا فِى ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ قَدْ يَعْلَمُ مَآ أَنتُمْ عَلَيْهِ وَيَوْمَ
يُرْجَعُونَ إِلَيْهِ فَيُنَبِّئُهُم بِمَا عَمِلُوا۟ ۗ وَٱللَّهُ بِكُلِّ شَىْءٍ عَلِيمٌۢ ٦٤

ترتيبها ٢٥ — سُورَةُ الفُرْقَانِ — آياتها ٧٧

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَـٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الحزب ٣٦ تَبَارَكَ ٱلَّذِى نَزَّلَ ٱلْفُرْقَانَ عَلَىٰ عَبْدِهِۦ لِيَكُونَ لِلْعَـٰلَمِينَ نَذِيرًا
١ ٱلَّذِى لَهُۥ مُلْكُ ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَلَمْ يَتَّخِذْ وَلَدًا وَلَمْ يَكُن
لَّهُۥ شَرِيكٌ فِى ٱلْمُلْكِ وَخَلَقَ كُلَّ شَىْءٍ فَقَدَّرَهُۥ تَقْدِيرًا ٢



Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои қаблӣ ҳангоми даромадани хона одоби иҷозат хостанро зикр кард, дар ояти зерин одоби вақти рафтан иҷозат пурсиданро баён намуда гуфт:

62 Ба дурустӣ, мӯъминони дар имони хеш содиқ касонеанд, ки ба Аллоҳ ва Расулаш имон овардаанд ва чун дар кори муҳимми ба нафъи мусалмонон бо Расули Аллоҳ бошанд, то вақте аз Ӯ иҷозат напурсанд, намераванд. Касоне, ки вақти рафтан аз ту Паёмбар иҷозат мепурсанд, ин ҷамоа бандагонеанд, ки ба Аллоҳ ва Расулаш имони воқеӣ доранд. Пас чун онҳо барои баъзе корҳои муҳимми хеш аз ту иҷозат пурсанд, ба ҳар касе аз онҳо хоҳӣ, иҷозат бидеҳ ва барояшон талаби омурзиши гуноҳ бикун. Бешак, Аллоҳ (ч) Бахшандаи гуноҳи бандагони тавбакор буда, нисбаташон Меҳрубон аст.

63 Эй мӯъминон, эҳтироми Расули Аллоҳро ба ҷо оред. Вақте Ӯро фарёд мекунед, бо исмаш “**Эй Муҳаммад**” ё бо исми падараш “**Эй Писари Абдуллоҳ**” гуфта фарёд накунед, чунончи баъзеи шумо бо баъзеи дигар ҳамин корро мекунед. Балки “**Эй Фиристодаи Аллоҳ**”, “**Эй Паёмбари Аллоҳ**” бигӯед. Чун Расули Аллоҳ шуморо ба кори ба нафъи умумӣ даъват кунад, даъвати Ӯро монанди даъвати якдигар, ки одатан ҳамдигарро ба корҳои беарзиш мехонед, нагардонед, балки зуд ба иҷрояш шитобед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) аз шумо касонеро, ки беиҷозат пинҳонӣ мераванд, медонад. Пас касоне, ки аз дастури Расули Аллоҳ сарпечӣ мекунанд, ҳазар намоянд, аз он ки Аллоҳ (ч) онҳоро ба ранҷу офате дучор месозад ё онҳоро ба азоби дардовари тоқатфарсо мубтало мегардонад.

64 Эй мардум, Огоҳ бошед! Бешубҳа, ҳамаи он чи дар осмонҳо ва замин аст, аз рӯи офариниш, моликият ва чорасозӣ танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Эй мардум, Ӯ ҳолатеро, ки дар он қарор доред, медонад, чизе аз Ӯ пинҳон нест. Ва рӯзи қиёмат, ки баъди растохез ба сӯи Ӯ баргардонида мешаванд, онҳоро аз корҳои дар дунё анҷомдодаашон огоҳ месозад. Ва Аллоҳ (ч) ҳама чизро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест.

## СУРАИ “ФУРҚОН”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ҲАФТОДУ ҲАФТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ҳимояти Паёмбар (с) аз мушрикон баъди забондарозии онҳо дар ҳаққи эшон.

### Тафсир:

1 Бозаамат ва Дорои эҳсони зиёд аст он Худованде, ки ба банда ва паёмбараш Муҳаммад (с) Қуръони ҷудосозандаи ҳақ ва ботилро нозил намуд, то инсонҳо ва ҷинҳоро аз азоби илоҳӣ бим бидиҳад.

2 Он Зоте, ки ҳукмфармоии осмонҳо ва замин танҳо аз Ӯст ва ҳеҷ фарзанде нагирифтааст ва дар ҳукмфармоӣ шарике надорад ва ҳамаи чизро офаридааст, пас ҳар як махлуқро мутобиқи илму ҳикмати Хеш ба таври муносиб андозагирии дақиқ кардааст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ислом дини низом ва ахлоқ аст. Пойбандӣ ба ахлоқаш баракат ва некӣ меорад;

2.Ҷойгоҳи Паёмбар (с) тақозо мекунад, ки бояд он кас аз дигарон бештар мавриди эҳтиром қарор гиранд;

3.Мухолифат бо суннати Паёмбар (с) оқибати бад дорад;

4.Фармонравоӣ ва илми Аллоҳ (ч) ҳама чизро иҳота намудааст.


الجزء الثامن عشر — سورة الفرقان

وَٱتَّخَذُوا۟ مِن دُونِهِۦٓ ءَالِهَةً لَّا يَخْلُقُونَ شَيْـًٔا وَهُمْ يُخْلَقُونَ
وَلَا يَمْلِكُونَ لِأَنفُسِهِمْ ضَرًّا وَلَا نَفْعًا وَلَا يَمْلِكُونَ مَوْتًا
وَلَا حَيَوٰةً وَلَا نُشُورًا ٣ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓا۟ إِنْ هَٰذَآ إِلَّآ
إِفْكٌ ٱفْتَرَىٰهُ وَأَعَانَهُۥ عَلَيْهِ قَوْمٌ ءَاخَرُونَ فَقَدْ جَآءُو ظُلْمًا
وَزُورًا ٤ وَقَالُوٓا۟ أَسَٰطِيرُ ٱلْأَوَّلِينَ ٱكْتَتَبَهَا فَهِىَ تُمْلَىٰ
عَلَيْهِ بُكْرَةً وَأَصِيلًا ٥ قُلْ أَنزَلَهُ ٱلَّذِى يَعْلَمُ ٱلسِّرَّ
فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ إِنَّهُۥ كَانَ غَفُورًا رَّحِيمًا ٦
وَقَالُوا۟ مَالِ هَٰذَا ٱلرَّسُولِ يَأْكُلُ ٱلطَّعَامَ وَيَمْشِى فِى
ٱلْأَسْوَاقِ لَوْلَآ أُنزِلَ إِلَيْهِ مَلَكٌ فَيَكُونَ مَعَهُۥ نَذِيرًا ٧
أَوْ يُلْقَىٰٓ إِلَيْهِ كَنزٌ أَوْ تَكُونُ لَهُۥ جَنَّةٌ يَأْكُلُ مِنْهَا ۚ وَقَالَ
ٱلظَّٰلِمُونَ إِن تَتَّبِعُونَ إِلَّا رَجُلًا مَّسْحُورًا ٨ ٱنظُرْ
كَيْفَ ضَرَبُوا۟ لَكَ ٱلْأَمْثَٰلَ فَضَلُّوا۟ فَلَا يَسْتَطِيعُونَ
سَبِيلًا ٩ تَبَارَكَ ٱلَّذِىٓ إِن شَآءَ جَعَلَ لَكَ خَيْرًا مِّن ذَٰلِكَ
جَنَّٰتٍ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا ٱلْأَنْهَٰرُ وَيَجْعَل لَّكَ قُصُورًۢا ١٠ بَلْ
كَذَّبُوا۟ بِٱلسَّاعَةِ ۖ وَأَعْتَدْنَا لِمَن كَذَّبَ بِٱلسَّاعَةِ سَعِيرًا ١١

٣٦٠

3 Ва мушрикон барои ибодати хештан ҷуз Аллоҳ (ч) маъбудҳоеро гирифтаанд, ки ҳеҷ чизи хурду калонеро намеофаранд ва он маъбудҳо худ офарида мешаванд. Аллоҳ (ч) ҳасташон кардааст. Ва он маъбудҳо аз худ зарареро дур ва барои худ манфиатеро ҷалб сохта наметавонанд ва аз уҳдаи миронидани зиндаҳо ва зинда гардонидани мурдаҳо ва аз қабр дубора зинда кардани фавтидаҳо намебароянд.

Чун Худо дар ояти мазкур ширк овардани мушриконро ба онҳо ёдоварӣ сохт, дар ояти зерин мавзеъгириашон бо Қуръон ва суннатро оварда гуфт:

4 Ва кофирон мегӯянд: “**Бегумон ин Қуръон дурӯғест, ки онро Муҳаммад аз наздаш бофта, ба Аллоҳ нисбат медиҳад ва мардуми дигар дар ин кор ба вай кӯмак расонидаанд.**” Бешубҳа, ин кофирон ситам ва бӯҳтони бузург кардаанд. Зеро Қуръон Каломи Аллоҳ (ч) аст. Касе аз инсонҳову ҷинҳо монанди он Китобе оварда наметавонад.

5 Ва ин такзибгарони Қуръон мегӯянд: “**Ин Қуръон афсонаҳои пешиниён буда, Муҳаммад онро нусхабардорӣ кардааст. Пас он афсонаҳо бар вай дар аввал ва охири рӯз қироат мешаванд.**”

6 Эй Паёмбар, ба ин такзибгарон бигӯ: “**Қуръонро Худое фуруд овардааст, ки асрори осмонҳо ва заминро медонад. Ин Китоб он тавре шумо даъво доред, бофташуда нест.**”

Сипас Аллоҳ (ч) бо мақсади ташвиқашон ба тавба гуфт: “**Ҳамоно Аллоҳ (ч) барои тавбакорон Бахшандаи Меҳрубон аст.**”

7 Ва мушрикони такзибгари Паёмбар (с) мегӯянд: “**Ин марди даъвогари нубувват чӣ гуна паёмбар аст, ки мисли дигарон таом меҳӯрад ва барои касби ризқ дар бозорҳо мегардад? Чаро Аллоҳ ҳамроҳаш фариштаеро нафиристод, то рафиқаш шуда, суханони ӯро тасдиқ намуда, кӯмакаш расонад?-**

8 **Ё чаро ба вай аз осмон ганҷе фуруд оварда намешавад, ё чаро боғе надорад, ки аз маҳсулоти он бихӯрад ва аз роҳ рафтан дар бозору ҷустуҷӯи ризқ бениёз шавад?**” Ва ситамгарон мегӯянд: “**Эй мӯъминон, шумо аз фиристодаи Аллоҳ пайравӣ намекунед, балки аз марде пайравӣ мекунед, ки ақлаш ба сабаби ҷоду тира шудааст.**”

9 Эй Паёмбар, бинигар, ки онҳо чӣ гуна туро бо сифатҳои ботили ҳайратовари хилофи ақл васф мекунанд. Гоҳо ҷодугару гоҳо ҷодушуда ва баъзан девона мегӯянд. Ба ҳамин сабаб, аз ҳақ гумроҳ гардида, роҳи ростро паймуда наметавонанд ва барои дар ростқавлию амонатат таън расонидан низ роҳе ёфта наметавонанд.

10 Боазамат ва Дорои эҳсони зиёд аст он Худое, ки агар хоҳад, ба ту дар дунё аз он чи мушрикон мегӯянд, беҳтарро медиҳад, боғҳоеро медиҳад, ки аз зери қаср ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мешавад, аз меваи он меҳӯрӣ ва ба ту қасрҳоеро медиҳад, ки дар он осуда маскан мегирӣ.

11 Суханони мушрикон ба мақсади ҷустуҷӯи ҳақиқату далел нест, балки онҳо қиёматро дурӯғ меҳисобанд ва Мо барои касе, ки қиёматро дурӯғ меҳисобад, оташи бузурги сахт шӯълавар омода намудаем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Маъбуди барҳақ дорои сифатҳои холиқ, молики фоидаю зарар, миронида ва ҳаётбахш буда, худоёни мушрикон аз ин авсоф орӣ ҳастанд;

2.Аллоҳ (ч) соҳиби сифати мағфират ва раҳмат аст;

3.Паёмбарӣ маънои онро надорад, ки вай бояд аз навъи инсонҳо набошад;

4.Расули Худо (с) шахси фурӯтан буданд. Он кас ба мисли дигар мардум мезистанд.

إِذَا رَأَتْهُم مِّن مَّكَانٍۭ بَعِيدٍ سَمِعُوا۟ لَهَا تَغَيُّظًا وَزَفِيرًا ١٢
وَإِذَآ أُلْقُوا۟ مِنْهَا مَكَانًا ضَيِّقًا مُّقَرَّنِينَ دَعَوْا۟ هُنَالِكَ ثُبُورًا
١٣ لَّا تَدْعُوا۟ ٱلْيَوْمَ ثُبُورًا وَٰحِدًا وَٱدْعُوا۟ ثُبُورًا كَثِيرًا ١٤
قُلْ أَذَٰلِكَ خَيْرٌ أَمْ جَنَّةُ ٱلْخُلْدِ ٱلَّتِى وُعِدَ ٱلْمُتَّقُونَ ۚ كَانَتْ
لَهُمْ جَزَآءً وَمَصِيرًا ١٥ لَّهُمْ فِيهَا مَا يَشَآءُونَ خَٰلِدِينَ ۚ
كَانَ عَلَىٰ رَبِّكَ وَعْدًا مَّسْـُٔولًا ١٦ وَيَوْمَ يَحْشُرُهُمْ وَمَا
يَعْبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ فَيَقُولُ ءَأَنتُمْ أَضْلَلْتُمْ عِبَادِى
هَٰٓؤُلَآءِ أَمْ هُمْ ضَلُّوا۟ ٱلسَّبِيلَ ١٧ قَالُوا۟ سُبْحَٰنَكَ مَا كَانَ
يَنۢبَغِى لَنَآ أَن نَّتَّخِذَ مِن دُونِكَ مِنْ أَوْلِيَآءَ وَلَٰكِن مَّتَّعْتَهُمْ
وَءَابَآءَهُمْ حَتَّىٰ نَسُوا۟ ٱلذِّكْرَ وَكَانُوا۟ قَوْمًۢا بُورًا ١٨
فَقَدْ كَذَّبُوكُم بِمَا تَقُولُونَ فَمَا تَسْتَطِيعُونَ صَرْفًا
وَلَا نَصْرًا ۚ وَمَن يَظْلِم مِّنكُمْ نُذِقْهُ عَذَابًا كَبِيرًا ١٩
وَمَآ أَرْسَلْنَا قَبْلَكَ مِنَ ٱلْمُرْسَلِينَ إِلَّآ إِنَّهُمْ لَيَأْكُلُونَ
ٱلطَّعَامَ وَيَمْشُونَ فِى ٱلْأَسْوَاقِ ۗ وَجَعَلْنَا بَعْضَكُمْ
لِبَعْضٍ فِتْنَةً أَتَصْبِرُونَ ۗ وَكَانَ رَبُّكَ بَصِيرًا ٢٠



(12) Чун ҷаҳаннам кофиронро мушоҳида мекунад, дар ҳоле онҳо аз макони дур ба сӯи он ронда мешаванд, ҷаҳаннамиён аз ҷониби он ба сабаби ғазаби сахташ садои ҷӯшидани шадид ва ҷӯшу хурӯши аз ғазаб ба вуҷуд омадаро мешунаванд.

(13) Ва чун ин ҷамоаи кофирон дар дӯзах дар макони танг афканда шаванд, дар ҳоле дастонашон бо завлонаҳо ба гарданашон баста шудааст, дар ҳаққи худ дуои ҳалокат мекунанд, то аз ин азоб раҳоӣ ёбанд.

(14) Эй кофирон, имрӯз барои ҳалокати хеш як бор дуо накунед, балки зиёд дуои ҳалокат бикунед, лекин бидонед, ки дуои шумо қабул намешавад ва дар азоби дӯзах абадӣ мемонед.

(15) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Оё ин азоби ба шумо васфшуда беҳтар аст, ё ҷаннати абадӣ, ки неъматаш доимӣ буда, қатъ намегардад?! Ҷаннате, ки Парвардигор онро барои бандагони парҳезгор ваъда додааст. Ҷаннат подош ва ҷои бозгашти парҳезкорон буда, рӯзи қиёмат ба сӯи он бармегарданд.**”

(16) Дар ҷаннат барои парҳезкорон ҳамаи неъмати мехостаашон мавҷуд аст. Онҷо абадӣ мемонанд. Ин неъматҳо ваъдаи Аллоҳ (ҷ) буда, онро парҳезгорон аз Аллоҳ (ҷ) талаб мекунанд. Бешак, ваъдаи Аллоҳ (ҷ) таҳаққуқ меёбад ва Ӯ ҳеҷ гоҳ ба ваъдааш хилоф намекунад.

(17) Ва рӯзеро ёд кун, ки Аллоҳ (ҷ) мушрикони такзибгарро бо он чи ҷуз Аллоҳ (ҷ) мепарастанд, ҷамъ месозад, пас ба мақсади саркубии ибодаткунандагон ба маъбудҳо мегӯяд: “**Оё шумо бандагони Маро ба ибодати хеш дастур дода, гумроҳ сохтаед, ё онҳо аз назди худ гумроҳ шуданд?!**”

(18) Маъбудҳо мегӯянд: “**Илоҳо, Туро ба покӣ ёд мекунем, Ту аз шарик покӣ ва моро сазовор нест, ки ҷуз Ту дӯстоне бигирем. Пас чӣ гуна бандагонатро даъват мекунем, ки ҷуз Ту моро парастанд? Вале Ту ин мушрикон ва пеш аз онҳо падаронашонро бо мақсади тадриҷан ҳалок гардонидан аз лаззатҳои дунё баҳраманд сохтӣ, то ҳадде, ки Туро фаромӯш карданд, пас бо Ту дигар мавҷудотро парастиданд ва аз сабаби бадбахтӣ мардуми ҳалокгашта шуданд.**”

(19) Пас эй мушрикон, ҳамоно он маъбудҳое, ки ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) мепарастидед, шуморо дар он чи дар ҳаққашон даъво карда мегуфтед, ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Пас аз рӯи оҷизӣ уқубати илоҳиро аз худ бартараф сохта ва ба худ ёрӣ расонида наметавонед. Ва эй мӯъминон, ҳар ки аз шумо бо ширк овардан ситам кунад, Мо ба ӯ азоби бузургеро мечашонем, чунончи шахсони зикршуда онро мечашанд.

Чун мушрикон таомхӯрӣ ва дар бозор роҳравии Паёмбар (с)-ро инкор намуда, ба гумони хештан хилофи мақоми нубувват донистанд, Аллоҳ (ҷ) ба онҳо ҷавоб гардонида гуфт:

(20) Ва эй Паёмбар, Мо қабл аз Ту паёмбаронро нафиристодаем, магар ин ки онҳо башар буданд, ғизо мехӯрданд ва дар бозорҳо роҳ мерафтанд. Ту дар ин бора нахустин паёмбар нестӣ. Ва эй мардум, Мо баъзеи шуморо барои баъзеи дигар ба сабаби дар тавонгариву фақирӣ ва тандурустиву беморӣ аз якдигар фарқ карданатон василаи озмоиш гардонидаем. Оё дар озмоишҳои Мо сабр мекунед, то Аллоҳ (ҷ) барои сабратон подош диҳад? Ва Парвардигорат бандагони босабру бесабр, фармонбардору нофармонро мебинад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо дар оятҳои зикршуда байни бим додан аз азоб ва ташвиқ ба савоб ҷамъ намудааст;

2.Лаззатҳои дунё ёди Худоро фаромӯш месозад;

3.Башар будани паёмбарон барои мардум неъмати Парвардигор аст. Чунки дар ин ҳолат муомила бо онҳо осон мебошад;

4.Аз якдигар фарқ доштани бандагон дар неъматҳо ва ранҷҳо аз ҷониби Парвардигор василаи озмоиш аст.